ПОЯНДА БОД РӮЗИ ҲАМДИЛИИ БАЙНАЛХАЛҚИИ МЕҲНАТКАШОН!

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи
Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД

№ 53 [8235]. ● ЯКШАНБЕ, 29 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

## Дархостҳои донишҷӯён:

# Чӣ иҷро шуд?

Бозсозӣ ҷавононро водор кард, ки ба ҷамъият бо чашми хирад нигаранд. Маҳз бозсозӣ ҷавононро, ки аз мақоми хеш дур афтода ба як дастгоҳи гӯшандозе табдил ёфта буданд, аз нав фаъол гардонд, балки умеди ҷамъият кард. Ва аз ҳама муҳим, ки ин мусаллам аст, бозсозӣ ҷаҳонбинии ҷавонони моро, аз ҷумла донишҷӯёни моро, хеле васеъ намуд. Акнун донишҷӯён ҳолати иҷтимоиву иқтисодии мактабҳои оливу миёнаи махсусро хуб таҳлил мекунанд ва аз он ки сатҳи таъминоти моддиашон паст аст, аз он ки ҳуқуқҳояшон маҳдуд аст, ба ташвиш меоянд.

Дар вохӯриҳои ҳамасола бо аъзову номзадҳои Бюрои сиёсии КМ ҲК Тоҷикистон донишҷӯён аз норасоиҳои шароити зисту таҳсили хеш рӯирост шикоят мекунанд.

Зарурати барпо кардани анҷумани донишҷӯён ба миён омад. Ва донишҷӯёни мо қабл аз он ки ба Анҷумани умумииттиҳодии худ бираванд, дар Душанбе аз сеюм то панҷум ва аз бистум то бистуякуми октябри 1989 (дар ду давр) Анҷумани умумиҷумҳурӣ оростанд. Ғараз аз анҷуман рӯшан кардану боло бардоштани нақши ҷавонони донишҷӯ дар раванди навсозии ҷамъият, бозсозии маорифи халқ, тарбияи мутахассисони оянда, мукаммалгардонии фаъолияти отрядҳои донишҷӯён, барқарор кардани мақому обрӯи қаблии комсомол ва боварии ҷавонон ба он, дарёфти роҳҳои ҳалли мушкилоти таҳсил, меҳнат ва маишати донишҷӯён ва ҳамчунин интихоби се нафар вакил аз мактабҳои

масъул супориш диҳад, то роҳҳои зиёд кардани стипендияи муҳассилинро дарёбанд. Ҳамчунин:

— барои онҳое, ки стипендия намегиранд, хазинаи кӯмак таъсис намоянд;

— ба донишҷӯёне, ки иҷора мешинанд, кӯмаки моддӣ расонанд;

— ба оилаҳои донишҷӯён барои беҳтар кардани шароити зисташон пул қарз диҳанд;

— ба занҳое, ки ба рухсатии дарозмуддат (ба хотири нигоҳубини тифли навзодашон) баромадаанду ҳамзамон таҳсилро қатъ накардаанд, ҳуқуқ дода шавад, ки ҳам кӯмакпулӣ ва ҳам стипендияи худро бигиранд;

— хӯроки ошхонаву буфетҳои донишҷӯёнро мувофиқи хӯроки мактаббачагон нархгузорӣ бикунанд;

— аз ҳама гуна даромади пулии донишҷӯён андоз гирифта нашавад.

Аз Шӯрои Вазирони Тоҷикистон ба мо бо мазмуни зер ҷавоб омад: Вазорати молия бо иштироки намояндагони Вазоратҳои адлия ва маорифи халқ, кумитаи иҷроияи шаҳри Душанбе ва Бонки давлатии Ҷумҳурӣ дархостҳои КМ комсомол ва Шӯрои раисони ташкилотҳои иттифоқҳои касабаи мактабҳои олии Тоҷикистонро мавриди баррасӣ қарор дод. Мувофиқи ҳисобу китоби тахминӣ барои пурра амалӣ кардани ин ҳама дархост илова ба маблағи ҷудокардашуда боз қариб 25 миллион сӯм лозим аст. Ин маблағро бошад дар шароити камбуди

ҷӯёни иҷорашин ҷойхоб ва ҳар моҳ ёрдампулӣ дода мешавад. Донишҷӯёнро барои таҳсил ба донишкадаҳои пешгомтарини кишвар ё ба донишкадаҳое, ки риштаҳои дар ДМТ набударо доранд, мефиристанд. Ҳамасол чанд нафар аз донишҷӯёни курси се ба донишкадаҳои сохтмонии Маскав, Ленинград ва Киев барои идомаи таҳсил мераванд. Бори аввал соли 1989 чор нафар аз муҳассилини риштаи механикиву технологиро барои идомаи таҳсил ба Польша фиристоданд... Нақшаи қабулро 75 нафар кам карданд.

Ҷавобҳои дигар донишкадаҳоро интизорем.

Дар хусуси «гурӯҳи 17» (ки дар боло оид ба он сухан рафт). Ба он донишҷӯи Донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон Константин Абдуллоев роҳбар шуд. Гурӯҳи корӣ он гуна ,ки лозим буд, кор карда натавонист. Ва ба хулосае омад, ки таъсиси Шӯрои умумиҷумҳурии донишҷӯён зарурат надорад.

Иштирокчиёни анҷуман ҳамчунин таъсиси рӯзномаи махсуси донишҷӯёнро хоҳиш карда буданд. Бояд гуфт, ки КМ ИЛКҶ масъалаи коғази онро ҳал кард. То ҳодисаҳои февралӣ пеши ҳукумат масъалаи пулаш (130 ҳазор сӯм) меистод. Аммо баъди он ҳодисаҳои хунин, ки зарари зиёди моддӣ оварданд, нашри рӯзномаи донишҷӯён (замимаи ранга ба «Ҷавонони Тоҷикистон» ва «Комсомолец Таджикистана») мавқуф гузошта шуд.

Акнун чанд сухан аз ху-



## Писарону духтарон! Дар меҳнат фаъол бошед, дониш омӯзед, идораи давлатро ёд гиред! Ояндаи Ватан дар дасти шумост!

Шумораи идҳое, ки чанд сол муқаддам дар сар то сари мамлакат аз онҳо истиқбол мекардем, имрӯз кам нашудаанд, мӯҳтавои онон низ чандин тағйир наёфта, магар муносибати мо ба ҷашнгирӣ, ки хеле ва хеле бошуурона шуда. Имрӯз қабл аз ид кардан дар хусуси он ид андеша мекунем, ки аз куҷо пайдо шуда, ғараз аз он чист, оё тантанаи бошукӯҳро сазовор аст ва ғайраҳу ва ҳоказо. Имрӯз идҳои заминӣ ба дили мардум зиёдтар наздик шудаанд ва баръакс, беқадрии идҳои бофта [illegible] Аз ин нигоҳ иди 1-уми Май сар то сари дунё маҳбубияти хосаеро дорост. Ин ид ки даҳсолаҳои зиёде муқаддам дар шаҳри Чикагои Иёлоти Муттаҳидаи Америко таваллуд ёфта буд, аз он хотир, ки иди якдилӣ ном дошт ва якдилӣ барои кулли заҳматкашони дунё зарур буду ҳаст, зуд байни мардум маъруф гашт ва то ҳанӯз аз он чун аз рӯзи якдилии заҳматкашон [illegible]

ронги аисту таҳсили хеш рӯирост шикоят мекунанд.

Зарурати барпо кардани анҷумани донишҷӯён ба миён омад. Ва донишҷӯёни мо қабл аз он ки ба Анҷумани умумиттиҳодии худ биравand, дар Душанбе аз сеюм то панҷум ва аз бистум то бистуякуми октябри 1989 (дар ду давр) Анҷумани умумиҷумҳурӣ оростанд. Ғараз аз анҷуман рӯшан кардани боло бардоштани нақши ҷавонони донишҷӯ дар раванди навсозии ҷамъият, бозсозии маорифи халқ, тарбияи мутахассисони оянда, мукаммалгардонии фаъолияти отрядҳои донишҷӯён, барқарор кардани мақому обрӯи қаблии комсомол ва боварии ҷавонон ба он, дарёфти роҳҳои ҳалли мушкилоти таҳсил, меҳнат ва маишати донишҷӯён ва ҳамчунин интихоби се нафар вакил аз мактабҳои миёнаи махсус ба Анҷумани умумиттиҳодӣ буд. Дар Анҷумани умумиҷумҳурӣ резолюция қабул карда шуд, барои вакилони маскавравв як даста дархост омода сохтанд. Ҳамчунин гурӯҳи корие иборат аз ҳабдаҳ нафар таъсис доданд, ки онон паи омӯзиши зарурат доштан ё надоштани ташкили органи умумиҷумҳурии ҷамоатии донишҷӯён тасмим гирифтанд.

Анҷумани донишҷӯён дар ҳавои сиёсати кишвар ҳодисаи хурд набуд, нишон дод, ки ҷавонон аз ғояҳои бозсозӣ ҷонибдорӣ мекунанд, рӯшан аст, ки ҷавонону бозсозӣ бе якдигар наметавонанд пеш раванд.

Дар ҳақиқат, имрӯз аз 31034 хонандаи мактабҳои миёнаи махсус 20752 нафар (67 фоиз) стипендия мегиранд, 16250 нафар ба хобгоҳ эҳтиёҷ доранд (78 фоиз таъмин аст), аз 44459 донишҷӯи мактабҳои олӣ бошад 25701 нафар стипендия мегиранд (58 фоиз), 26787 нафар бехобгоҳанд (45 фоиз таъмин аст). Дар утоқҳои хобгоҳҳо ба ҷои ду се, ба ҷои се чор нафар муҳассил хоб меравад. Ҳатто утоқҳоеро, ки барои барпо кардани чорабиниҳои маданиву маишат муқаррар шудаанд, низ аз ноилоҷӣ ба утоқи хоб табдил додаанд.

Аз хусуси ин ҳама дар Пленуми муштараки КМ ПК Тоҷикистон ва КМ ИЛКҶ ҷумҳуриамон сухан рафт. Иштирокчиёни пленум норозигии худро аз Комиссияи оид ба корҳои ҷавонони назди Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон изҳор карданд. Ин комиссия боре ҳам мушкилоти ҳаёти ҷавононро дар сессияҳо мавриди баррасӣ қарор надодааст, ҳарчанд ҳуқуқи ташаббуси қонунгузор дорад. Иштирокчиёни пленум ҳамчунин изҳор доштанд, ки қабул ба донишкадаҳо камтар ё худ мувофиқ ба шароиту имконоти моддиву техникии онон карда шавад.

Чӣ хеле ки қайд кардам, дар Анҷумани умумиҷумҳурии донишҷӯён резолюция қабул намуданд, нақшаи чорабиниҳои лозимӣ кашида шуд. Мо мувофиқи онон кор карда истодаем.

Ба Вазорати маорифи халқ, Шӯрои иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва ҳамаи мактабҳои олӣ аз он резолюция фиристодем.

Ба Шӯрои Вазирони Тоҷикистон мактуб карда хоҳиш намудем, ки ба идораҳои фетҳои донишҷӯёнро мувофиқи хӯроки мактаббачагон нархгузорӣ бикунанд;

— аз ҳама гуна даромади пулии донишҷӯён андоз гирифта нашавад.

Аз Шӯрои Вазирони Тоҷикистон ба мо бо мазмуни зер ҷавоб омад: Вазорати молия бо иштироки намояндагони Вазоратҳои адлия ва маорифи халқ, кумитаи иҷроияи шаҳри Душанбе ва Бонки давлатии ҷумҳурӣ дархостҳои КМ комсомол ва Шӯрои раисони ташкилотҳои иттифоқҳои касабаи мактабҳои олии Тоҷикистонро мавриди баррасӣ қарор дод. Мувофиқи ҳисобу китоби тахминӣ барои пурра амалӣ кардани ин ҳама дархост илова ба маблағи ҷудокардашуда боз қариб 25 миллион сӯм лозим аст. Ин маблағро бошад дар шароити камбуди буҷети имрӯзаамон пайдо кардан имконнопазир мебошад. Вале муҳимияти баъзе аз чорабиниҳоро ба инобат гирифта, бо дар назардошти имконияти буҷети ҷумҳурӣ, онҳоро оҳиста-оҳиста Вазорати молия амалӣ карданист, ки 10-сӯмӣ зиёд кардани стипендияи муҳассилини пешгоҳми мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус ба қатори онон дохиланд.

Бо Қарори Вазорати молияи ҶШС Тоҷикистон аз 11-уми сентябри соли 1986 № 4-В-11 донишҷӯён, хонандагони мактабҳои миёнаи махсус ва маълумоти умумӣ, ки ҳангоми таътил дар ҳайати отрядҳо кори ташкилотҳо, совхозҳо, колхозҳо, идораҳо ва корхонаҳоро мекунанд, аз додани андоз озоданд.

Додани ҳуқуқи гирифтани ҳам кӯмакпулӣ ва ҳам стипендия ба занҳое, ки ба рухсатии дарозмуддат (ба хотири нигоҳубини тифли навзодашон) баромадаанду ҳамзамон таҳсилро қатъ накардаанд, ба салоҳияти органҳои умумиттиҳодӣ марбут аст.

Масалаи кӯмак расондан ба донишҷӯёни иҷорашинро Шӯрои Вазирон бо дар назардошти ҳисобу китоби Вазоратҳои маорифи халқ, сиҳати омма ва маданият бори дигар мавриди баррасӣ қарор хоҳад дод.

Ҳамзамон дар лоиҳаи қарор 10-сӯмӣ зиёд кардани стипендияи донишҷӯёну хонандагони мактабҳои миёнаи махсус, ҳамчунин ба ҷои 7 сӯми пештара 10 сӯм зиёд кардани стипендияи муҳассилини омӯзишгоҳҳои педагогӣ дар назар дошта шудааст.

Мо ба ректорҳои мактабҳои олии ҷумҳурӣ низ мактуб карда хоҳиш намудем, ки ба донишҷӯёни иҷорашин аз ҳисоби ҳазинаи чорфоизаи стипендия кӯмаки моддӣ расонанд; дар донишгоҳу донишкадаҳои пешгомтарини мамлакат, аз ҳисоби кам кардани нақшаи қабул ба мактабҳои олии ҷумҳурӣ, мутахассисони баландихтисос тарбия кунанд, ки Тоҷикистон ба онҳо ниёз дорад. То имрӯз ба мо аз Донишкадаи санъат ва муҳандисӣ ҷавоб омадааст. Проректори Донишкадаи давлатии санъати Тоҷикистон С. Шамсов навиштааст, ки бунёди маҳдуди моддиву техникиро ба инобат гирифта, донишкада соли 1990/91 шумораи қабулмешудагонро 29 нафар кам кард. Аз Донишкадаи муҳандисии Тоҷикистон мактуб гирифтем, ки ба донишкадаи киноварзии Тоҷикистон Константин Абдуллоев роҳбар шуд. Гурӯҳи корӣ он гуна ,ки лозим буд, кор карда натавонист. Ва ба хулосае омад, ки таъсиси Шӯрои умумиҷумҳурии донишҷӯён зарурат надорад.

Иштирокчиёни анҷуман ҳамчунин таъсиси рӯзномаи махсуси донишҷӯёнро хоҳиш карда буданд. Бояд гуфт, ки КМ ИЛКҶ масъалаи ногазири онро ҳал кард. То ҳодисаҳои февралӣ пеши ҳукумат масъалаи пулаш (130 ҳазор сӯм) меистод. Аммо баъди он ҳодисаҳои хунин, ки зарари зиёди моддӣ оварданд, нашри рӯзномаи донишҷӯён (замимаи ранга ба «Ҷавонони Тоҷикистон» ва «Комсомолец Таджикистана») мавқуф гузошта шуд.

Акнун чанд сухан аз хусуси дастовардҳои донишҷӯёнамон. Мувофиқи шартномаи муштараки КМ комсомоли ҷамоҳири Осиёи Миёна ва Қазоқистон (аз 13-уми маи соли 1988) рӯзҳои 17—22-юми декабри соли гузашта дар Алмаато озмуни минтақавии ҳозирҷавобон (КВН) барпо гардид. Ҳозирҷавобони мо миёни чор команда соҳиби ҷои аввал шуданд, онҳоро бо Грамотаҳои КМ ИЛКҶ Тоҷикистон ва тӯҳфаҳои қимматбаҳо сарфароз гардонданд. (Бояд гуфт, ки спонсори командаи донишҷӯёни мо фабрикаи қаннодии «Ширин» буд, ки ба ҳисоби КМ ИЛКҶ Тоҷикистон 10 ҳазор сӯм гузаронд). Ҳамчунин донишҷӯёну дастаи ҳунарии «Наврӯз»-и Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон аз 19 то 24-уми марти соли ҷорӣ дар фестивали Донишгоҳҳои ҷамоҳири Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ки дар пойтахти Ӯзбекистон бахшида ба 70-солагии Университети давлатии Тошканд барпо шуд, ширкат варзиданд. Барномаи фестиваль хеле ҷолиб буд. Он ҷо низ фиристодагони мо миёни шаш команда ҷои якумро гирифтанд.

Барои ҳавасманд гардондани донишҷӯёнамон низ як қатор тадбирҳо андешида шуданд. Масалан, ғолибони Озмуни умумиттиҳодии корҳои илмию тадқиқотии донишҷӯён — муҳассилини соли панҷуми ДМТ Умедулло Файзиев ва Саидбек Қодиров дар ҳайати гурӯҳи сайёҳӣ (аз 18 то 29-уми маи соли 1990) ба Югославия сафар мекунанд. 70 фоизи нархи роҳхатро КМ ИЛКҶ Тоҷикистон медиҳад.

Қобили қайд аст, ки ба Анҷумани XXI ИЛКҶУ аз ҷумҳуриамон ду нафар донишҷӯ низ (Сангин Гулов, донишҷӯи ДДТ, котиби ташкилоти комсомолии факультети филологияи тоҷик ва Анвар Ёқубов, донишҷӯи филиали дар Ленинобод будаи ДМТ, котиби ташкилоти комсомолии донишкада) интихоб шудаанд. Шумораи донишҷӯёну хонандагони ба съезди XXV ИЛКҶ Тоҷикистон вакил интихобшуда бошад, хеле зиёд аст — 27 нафар.

Хулласи калом, мо дар фикри шумо, аз паи дархостҳои шумоем. Хоҳиш аз шумо ҳамин ки фаъол бошед— ҳам дар таҳсил, ҳам дар зиндагӣ, худ низ барои беҳтар гардондани шароитатон кӯшиш ба харҷ диҳед.

Розия ТАБАРОВА,
мудири бахши
таълими КМ ИЛКҶ
Тоҷикистон.



[illegible] ...вад. Аз ин нигоҳ иди 1-уми Май сар то сари дунё маҳбубияти хосаеро дорост. Ин ид, ки даҳсолаҳои зиёде муқаддам дар шаҳри Чикагои Иёлоти Муттаҳидаи Амрико таваллуд ёфта буд, аз он хотир, ки иди якдилӣ ном дошт ва якдилӣ барои кулли заҳматкашони дунё зарур буду ҳаст, зуд байни мардум маъруф гашт ва то ҳанӯз аз он чун аз рӯзи якдилии заҳматкашон бо як ҷаҳон эҳтирому эътиқоду хурсандӣ истиқбол мекунанд. Ва имрӯз аз он, ки мардумони дунё бо умедҳои зиёд ин идро интизорӣ доранд, бо дастовардҳои сазовор ҷашнаш мекунанд, метавонем муайян кунем, ки якдилӣ барои мо то чӣ андоза муҳим аст.

1-уми Май муборак, дӯстон!

Демократияро меомӯзем!

## ЧАНД СУХАН БАЪДИ АНҶОМИ СЕССИЯ

Сессияи аввали даъвати дувоздаҳуми Шӯрои Олии ҷумҳурӣ кори худро анҷом дод. Тавассути барномаҳои радио ва намоиши телевизион садҳо ҳазор сокинони ҷумҳуриамон аз ҷараёни кори сессия пурра огоҳ шуданд. Агар дар Тоҷикистон дар мавриди намоишҳои моҳи апрели телевизиони тоҷик миёни тамошобинон бозпурсӣ гузаронида мешуд, бешубҳа намоишҳо аз рафти кори сессия аз ҳама зиёд овоз мегирифт.

Ин бесабаб нест. Мардум ба парламенти нав бо чашми умед менигарад. Умедвор аст, ки ин органи қонунбарор дар зиндагии мардум дигаргунӣ меорад, ҷумҳуриро аз ботлоқи бӯҳрони иқтисодӣ берун мекашад, дар беҳ шудани вазъи экологӣ иқдоме мекунад... Ҳоло ки сессияи нахустин анҷом ёфтааст, метавон баъзе мулоҳизаҳои худро нисбати кори он иброз дорем.

Сессияи мазкур дар нисбати сессияҳои собиқ қадаме ба пеш аст.

Нахустин бор раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ бо усули альтернативӣ интихоб гардид. Дар муҳокимаи масъалаҳо депутатҳо саҳми фаъол доштанд. Бархӯрди идеяю ақидаҳои гуногун ба мушоҳида мерасид. Ба назар чунин мерасид, ки аз «якдилии» сохтаи пешина осоре намондааст.

Бо вуҷуди ин дар сессияи мазкур мубоҳисаи ҳақиқии парламентӣ хеле кам ба вуқӯъ пайвааст. Аксари депутатҳо ба одоби мубоҳиса риоя намекарданд. Суханронии баъзе депутатҳоро,

(Охираш дар саҳ. 3).

Имрӯз Рӯзи бародаршаҳрҳост

## ОДАМОН АЗ ДӮСТӢ ЁБАНД БАХТ...

Ҳар боре, ки дар боби дӯстию бародарӣ сухан равад, беихтиёр байти шоираи ширинкалом Зебунисоро ёдовар мешавам, ки гуфта:

**Тоза созад гулбуни умедро пайғоми дӯст,**
**Бишкуфонад ғунчаи дилро насими номи дӯст.**

Бале, пайғоми дӯст, ташрифи дӯст баҳри дили касро мунаввар, хотирашро болида мегардонад. Худи калимаи дӯстӣ ҳам муқаддас аст. Ин аст, ки аз шоирони классикамон Ҳофизу Саъдию Камол, то шоирони муосирамон дар ситоиши дӯстию бародарӣ шеърҳо эҷод кардаанд. Аслаш гирем, халқи мо, мардуми мо, Тоҷикистони офтобии мо дӯстпарвару меҳмоннавозу дилкушоданд. Ва ҳар боре, ки ба Тоҷикистони ободу зебою гуворо ва дилоро дӯстони зиёдамон аз мамолики социалистию хориҷӣ меоянд, дар худ намеғунҷем.

«Дӯстӣ сарҳад надорад» мегӯянд. Бале ,ин ҳақ асту рост. Барои он ки мо боз ҳам бештар дӯстону бародарон пайдо кунем, ҳанӯз ду сол пеш дар назди комитети иҷроияи шаҳри Душанбе шӯъбаи равобиту дӯстӣ бо мамолики хориҷӣ таъсис ёфта буд. Вароӣ бо шароити кори шӯъбаи мазкур шинос шудан бо инструктори шӯъбаи равобити хориҷӣ Мансур Орифов ҳамсӯҳбат шудем.

— Соли дуюм аст, ки шӯъбаи равобити хориҷӣ амал мекунад, — қайд кард М. Орифов зимни сӯҳбат. — Мақсади таъсиси чунин шӯъба барои вусъатдиҳӣ ва инкишофи алоқа бо мамолики хориҷӣ, пеш аз ҳама бародаршаҳрҳост, ки имрӯзҳо адади онҳо шаштоанд. Инҳо Клагенфурт (Австрия). Боулдер (ШМА), Санъо (Яман), Монастир (Тунис), Лусака (Замбия), Лаҳор (Покистон).

Дар муддати қариб 2 соли корӣ 8 шартномаи ҳамкорӣ имзо кардем. Бисёр қисмҳои мувофиқатнома амалан иҷро шуданд. Аз ҷумла: ивазкунии донишҷӯён, мактаббачагон, ҳамкории духтурон, лоиҳакашон, кормандони соҳаи кино, радио, суратгирон, шиносоии истиқоматкунандагоши шаҳрҳо бо маданият, санъат ва дастовардҳои махсуси халқ бархе аз онҳоанд.

Аз рӯи он шартнома, ки ба имзо расид, имрӯзҳо панҷ нафар донишҷӯёни замбиягӣ аз Лусака, чор нафар донишҷӯёни яманӣ аз Сана дар донишкадаҳои олии ҷумҳурӣ таҳсил мекунанд. Се нафар донишҷӯёни ДДТ ба номи В. И. Ленин дар донишкадаи Сана таҷрибаи яксола меомӯзанд.

Чунин ҳамкорӣ, дӯстию бародарӣ бар фоидаи кор аст.

Кори шӯъбаи мо рӯ ба беҳбудӣ ниҳод. Ин аст, ки алоқаҳои нави он бо бародаршаҳрҳои мамолики хориҷӣ чӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ ва чӣ аз ҷиҳати иҷтимоӣ саҳифаи наве кушод.

Соли 1989 ба пойтахтамон —шаҳри Душанбе аз шаш бародаршаҳр чор нафар вакилони расмӣ омаданд, ки дар натиҷа мувофиқатномаи ҳамкорӣ барои солҳои 1989—90 баста шуд. Ва бевосита муносибатҳои иқтисодию иҷтимоӣ, маданию маишӣ ва варзишу туризм инъикоси худро ёфтанд.

Моҳи сентябри соли 1989 бо даъвати комитети иҷроия ва туризми шаҳри Душанбе се нафар кӯҳнавардон омаданд, то ки дар якҷоягӣ ба сафари кӯҳи Помир бароянд.

Ҳамкории байни олимони набототшиноси Душанбе ва Клагенфурт дар ҳамон сол имзо шуд, ки олимони биофизика ва физиологияи АИ Тоҷикистон ва Клагенфурт дар омӯзиши иқлими ноҳияҳои Помир ва Альп саҳми худро мегузоранд.

Қайд кардан зарур аст, ки ҳамкории бародаршаҳрҳо заруру ҳатмист. Зеро мо одамони як сайёраем. Бояд бо ҳам тифоқ, аҳлонаю бурдборона зиндагӣ кунем.

Дар лаҳзаҳое, ки ба сарат мушкилӣ меояд, дӯсту бародар ва наздиконат ба мададат мешитобанд.

Ҳамкории Клагенфурт (Австрия) ҳанӯз соли 1972 сурат гирифта буд. То имрӯз аз таҷрибаҳои пешқадами якдигар ибрат меомӯзем. Ҳамалаҳза аз ҳоли якдигар бохабарем.

Ёд дорем. Табиати фусункор ноҳияи Ҳисори шодмонро хеле хароб [illegible]. Ба аҳолии ноҳия зарарҳои зиёде расонд. Тамоми сокинони мамлакат ва берун аз он мамолики хориҷӣ барои офатзадагони заминларзаи Ҳисор бо тамомӣ ҳастӣ кӯмаки хешро дареғ надоштанд. Дар он рӯзи тангдастӣ, дар он рӯзи сиёҳ, ки ҳазорҳо одамон қурбон шуданд, бародарони клагенфуртии мо ду дастгоҳи тиббии арзишашон 1 миллион сӯмро фиристоданд. Ҳатто барои омӯзондани кори дастгоҳ духтури рентгенолог Карлох Отт мадад расонд. Инчунин аз Клагенфурт мошинҳои ёрии таъҷилӣ ва дигар доруворӣҳои заруриро фиристоданд.

Муомилоти асосӣ дар инкишофи иқтисодию иҷтимоист. Тарҳи лоиҳаи «Маркази дӯстии Душанбе — Клагенфурт», ки он дар шаҳри Душанбе сохта мешавад, та[illegible]диқ шуд.

Ногуфта нам[illegible] тахассисони [illegible] таклифи дӯстони яманиашон барои тармими қисмҳои шаҳри Сана рафта буданд, бо таассуроти нек баргаштанд.

Бародарӣ баробарист. Мо низ аз дӯстони яманиамон ба қавле «қарздор» нестем. Зеро соли дуюм аст, ки дар он ҷо туҳфаи душанбегиҳо — чойхона амал мекунад.

Дар шартномаи дуюме, ки моҳи октябри соли 1989 имзо шуд, як қатор масъалаҳо мавриди баррасӣ қарор гирифтанд. Аз ҷумла: Конкурси суратҳои «Душанбе — Клагенфурт дар аксҳо», намоиши суратҳои ҳар ду бародаршаҳр, намоиши асарҳои рассомони Тоҷикистон ва Замини Каринт, ҷашни 20-солагии ҳамкорӣ бо Клагенфурт, ки онро соли 1993 ҷашн гирифтанием, ҳамкории кормандони матбуот, радио, телевизион, кинооператорону киноактёрон.

Пешбинӣ шудааст, ки моҳи августи соли ҷорӣ бо ташаббуси клагенфуртиҳо саёҳати кӯҳӣ ба Помир то қуллаи Клагенфурт баргузор мегардад.

Ба нақша гирифта шудааст, ки оянда бо Нидерландия, Португалия ва РФГ, ки онҳо бародаршаҳр нестанд, ҳамкорӣ кунем.

Равобиту такомули дӯстӣ баҳри рушду такомули фарҳанг ,маданият, санъат, инкишофи иқтисодиёту иҷтимоиёт аз фоида холӣ нест. Ва мо ҳар гоҳ дӯстони худро гарм дар оғӯш мегирем. Шоири дӯстдоштаи мо, раиси комитети дӯстию сулҳи Осиёю Африқо М. Турсунзода барҳақ гуфта:

**Дӯст омад гарм дар оғӯш гир,**
**Расми хуби тоҷиконро гум макун!**

[illegible] АҲМАДАЛИ[illegible],
[illegible] «Ҷавонони Тоҷикистон».

### Сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум

# Дар бораи ҷавобгарӣ барои ноустувор гардондани вазъи ҷамъиятию сиёсии республика

*Маърӯзаи вазири адлияиРСС Тоҷикистон АБДУЛЛОЕВ Ф. А.*

Рафиқон депутатҳо! Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар республикаи мо дар кори таъмини баробарии ҳақиқии миллату халқиятҳо, мустаҳкам намудани муносибатҳои бародаронаи байни халқҳо ва тарбияи интернационалистии меҳнаткашон муваффақиятҳои калон ба даст оварда шудаанд. Ҳамаи ин мояи ифтихори тамоми одамони советӣ мебошад.

Дар баробари ин тадриҷан дар ин соҳа проблемаҳои зиёде ба вуҷуд омаданд, ки онҳоро ҳарчи зудтар ва дурусттар ҳал кардан зарур аст. Аз сабаби камбудиҳои ҷиддии соҳаҳои иқтисодӣ, сиёсӣ ва иҷтимоӣ, ақибмонии ҳалли проблемаҳои алоҳидаи сохти давлатдорию миллӣ, инчунин қариб тамоман таъмин накардани кафолатҳои ҳуқуқии шахсият проблемаи муносибатҳои миллӣ дар мамлакат, аз ҷумла дар Тоҷикистон якбора тезутунд гардиданд. Дар як қатор ҷойҳо он ба задухӯрдҳои байналмилалӣ оварда расонд, ки дар натиҷаи бетартибиҳои оммавӣ, куштори гражданинҳо, намояндагони ҳокимият, ғоратгарию оташзанӣ рӯй доданд. Дар баъзе ҷойҳо баромадҳои миллатгароёна хусусияти зиддисоветӣ мегирифтанд.

Ҳамаи шумо натиҷаи фоҷиаи моҳи феврали шаҳри Душанберо, ки 24 одам ҳалок гардида, зарари калони моддӣ расонида шуд, хуб дар хотир доред.

Чанде пеш Қонуни Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ «Дар бораи пурзӯр намудани ҷавобгарӣ барои сӯиқасд ба баробарҳуқуқии миллии гражданинҳо ва зӯран вайрон кардани ягонагии ҳудуди Иттифоқи РСС» ва қонун «Дар бораи режими ҳуқуқии вазъияти фавқулодда» амалӣ гардид. Дар қонунҳо зарурати қувват додани ҳимояи ҳуқуқ ва озодии гражданинҳо, қатъиян пешгирӣ намудани фаъолияти иттиҳодияҳои миллатгароёнаю ҷудоихоҳ, ки ба поймол намудани ҳуқуқи гражданинҳо вобаста аз мансубияти миллӣ, забонӣ ва динӣ, афрӯхтани душманию низоъҳои байнимиллӣ, зӯран дигар кардан ё тағйир додани сохти давлатию ҷамъиятӣ, вайрон кардани ягонагии дар Конституцияи СССР пешбинишудаи ҳудуди СССР нигаронда шуда бошад, ба асос гирифта шудааст. Вобаста ба ин Шӯрои Олии Иттифоқи РСС тавсия дод, ки қонунҳои республикаҳои иттифоқӣ ба қонунҳои мазкур мувофиқ гардонда шаванд.

Президиуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон ва ҳукумати республика моҳи феврали соли 1990 як қатор актҳои нормативие қабул кард, ки барои ҳимояи ҳуқуқҳои конституционии гражданинҳо равона карда шуданд.

Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон «Дар бораи нигоҳ доштани стажи бетанаффуси кор ва ҷои таҳсили гражданинҳое, ки вобаста ба ҳодисаҳои 12—14 феврали соли 1990 шаҳри Душанбе ва як қатор районҳои республикаро тарк карданд» қарор қабул кард. Дар платформаи ҳукумати республика барои оянда оид ба мӯътадил гардондани вазъият тадбирҳои дигар низ андешида шудаанд.

Дар баробари ин пеши роҳи амалиёти иғвогаронаи он шахсонеро қатъй гирифтан лозим аст, ки аз ҳиссиёти миллӣ истифода бурда, кӯшиш менамоянд, ба ҷои барқарор кардани дӯстию бародарӣ душманию бадхоҳӣ парвариш намоянд, ба ивази хуни ноҳақ рехта, обрӯи сиёсӣ ба даст оварда, мехоҳанд бо ин роҳ ғурури баланди худро қонеъ гардонида, агар фурсати мувофиқ шавад, барои ба мақсадҳои худ ноил гардидан аз ҳеҷ чиз рӯй намегардонанд, ҳатто тайёранд халқро ба вартаи ҳалокат расонанд.

Ҳамаи ин исрофкорона кафолатҳои ҳуқуқии иловагӣ, ҳимояи бозътимоди ҳуқуқиро аз моҷароҷӯии миллӣ талаб менамояд.

Моддаи 71 Кодекси ҷиноятии РСС Тоҷикистон, ки барои вайрон кардани баробарҳуқуқии миллӣ ва нажодӣ ҷавобгарӣ пешбинӣ менамояд, тамоми қонуншиканиҳоеро, ки дар натиҷаи хусуматҳои миллию маҳаллӣ ба вуҷуд меоянд, дарбар намегирад, ки намунаи он ҳодисаҳои моҳи феврали пойтахти республикаамон мебошад. Онҳо нишон доданд, ки он рӯзҳо ҳуқуқи аҳолии сермиллати республикаи мо аз амалиёти моҷароҷӯён ҳимоя карда нашуд. Ҳамаи ин норозигии ҳаққонии аҳолиро ба миён меорад.

Дар мактубу муроҷиатномаҳои зиёди меҳнаткашон ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, дар баромаду маҷлисҳо, дар воситаҳои ахбори оммавӣ талаб карда мешавад, ки пеши роҳи амалиёте, ки ба маҳдудкунии ҳуқуқи одамон вобаста аз таллуқияти миллӣ, забон ва дину оин ба барангехтани душманию низоъҳои байни миллатҳо равона карда шудаанд, қатъиян гирифта шавад. Маҳз аз ҳамин сабаб зарурати қабул кардани қонунҳое, ки онҳо ба одамон кафолатҳои устувори ҳуқуқӣ дода тавонанд, ба миён омад.

Ба муҳокимаи шумо лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи ҷавобгарӣ барои ноустувор гардонидани вазъи ҷамъиятию сиёсии республика» пешниҳод карда мешавад, ки он меъёрҳои нави ҷавобгариро муқаррар намуда, ба қонунҳои ҷорӣ тағйироту иловаҳо дохил менамояд. Лоиҳаи қонун аз он иборат аст, ки он масъулияти гражданинҳо ва шахсони мансабдореро, муқаррар менамояд, ки душмании байнимиллиро тарғиб намуда, барои гузаронидани митингу намоишҳои ғайриқонунӣ мусоидат намуда, одамонро барои иштирок дар чунин амалиётҳои ғайриқонунӣ фатво дода, дидаю дониста овозаҳои дурӯғ паҳн менамоянд ва дар ҳаққи гражданинҳои миллатҳои дигар таҳдид мекунанд. Ва, инчунин нисбат ба шахсоне меъёри ҷавобгарӣ муқаррар менамояд, ки бо халали худ нуктаҳои Конституцияи РСС Тоҷикистонро дар бораи баробарҳуқуқии гражданинҳо новобаста аз мансубияти нажодию миллияшон вайрон менамоянд.

Аз ҷумла, барои тарғиб намудан ба иштирок дар митингу намоишҳо ва маҷлисҳои иҷозатнашуда мувофиқи рухсатномаҳои дахлдор ҷавобгарии маъмурӣ муқаррар карда шудааст.

Чунон ки таҷриба нишон дод, қариб ҳамаи митингу намоишҳо ва маҷлисҳои иҷозатнашуда тавассути воситаҳои техникӣ (дастгоҳҳои баландгӯяк, магнитофонҳо, воситаҳои алоқа, техникаи чоп барои зиёд кардани варақаҳо, нақлиёт ва ғайра) гузаронида мешаванд.

Аксаран ин гуна воситаҳои техникиро роҳбарони корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо медиҳанд, ки бо ин роҳ барои ташкил ва гузаронидани митингҳои ғайриқонунӣ шароитҳои мусоид фароҳам меоранд.

Дар ин маврид пешбинӣ шудааст, ки барои он роҳбарони корхонаю муассиса ва ташкилотҳое, ки ба иштирокчиёни митинг ё намоишҳои иҷозатнашуда биноҳо, молу мулки давлатӣ ё ҷамъиятиро медиҳанд ё барои ташкил ва гузаронидани чунин чорабиниҳо шароит фароҳам меоранд, аз панҷсад то ҳазор сӯм ҷарима ситонда, ҷавобгарии маъмурӣ муқаррар карда шавад.

Вобаста ба ҳодисаҳои моҳи феврал мисолҳои беасос даст кашидан аз хизматрасонӣ дар соҳаи савдо, хӯроки умумӣ, хизматрасонии маишӣ, нақлиёт ё дигар намудҳои хизматрасонӣ аз рӯи мансубияти миллию нажодӣ ҷой доштанд. Барои ҳимояи гражданинҳо пешбинӣ шудааст, ки нисбат ба коркуноне, ки расонидани чунин хизматҳо ба доираи вазифаҳои онҳо дохил мегардад, ҷавобгарии маъмурӣ муқаррар карда шавад.

Оид ба тақвияти ҳимояи ҳуқуқҳои меҳнатии гражданинҳо тадбирҳо пешбинӣ шудааст. Шахсони мансабдоре, ки гражданинҳоро беасос ба кор қабул накардаанд, коргарону хизматчиёнро аз рӯи мансубияти миллӣ ва нажодӣ, инчунин, надонистани забони давлатӣ ё забони муоширати байни халқҳо аз кор озод кардаанд, ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида мешаванд.

Дар кодекси қонунҳои меҳнат иловаҳое дохил карда мешаванд, ки имконият медиҳанд, барои дар вақти кор дар митингу намоишҳои иҷозатнашуда иштирок карданаш бидуни ба инобат нагирифтани чанд вақт дар кор набудани он, аз кор озод кардани кормандро пешбинӣ менамоянд.

Ба Кодекси граждании РСС Тоҷикистон меъёрҳое илова карда мешаванд, ки онҳо барои ба саломатии одамон расонидани зарар ё ба ҳалокат расидани одамон дар натиҷаи амалиёти ғайриқонунӣ дар бетартибиҳои оммавӣ ҷавобгарии моддӣ муқаррар менамоянд.

Аз он ҷумла, пешбинӣ шудааст, ки зарари ба гражданин расонидашуда дар натиҷаи осеб дидани саломатии он пурра аз ҳисоби маблағҳои буҷети республика дода мешаванд. Зарари дар натиҷаи нобуд шудан, дуздидан ё вайрон гардидани молу мулк низ аз рӯи ҳамин тартиб дода мешавад.

Рафиқон депутатҳо! Ҳамаи шумо лоиҳаи Қонуни. «Дар бораи ҷавобгарӣ барои ноустувор гардондани вазъи ҷамъиятию сиёсии республика»-ро дар даст доред. Ба ақидаи ман, депутатҳо, дар баромадҳояшон фикру мулоҳизаҳошонро баён мекунанд ва баъд лоиҳаи қонун барои пурра кашидан ба комиссияи оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, қонуният, ҳуқуқ ва муроҷиати гражданинҳо супурда шуда, баъд дар сессияи Шӯрои Олӣ қабул мегардад.

### Қонуни Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон

# Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон

Ба мақсади таъмини вусъати минбаъдаи дигаргунсозиҳои сиёсӣ, ки дар республика ба амал оварда мешавад, мустаҳкам намудани сохти конституционӣ ва ба Конституцияи СССР мувофиқ кардани Конституцияи РСС Тоҷикистон Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон **қарор мекунад:**

1. Ба Конституцияи РСС Тоҷикистон тағйироту иловаҳои зерин дароварда шаванд:

1. Моддаи 6, 7 ва 49 бо таҳрири зайл баён шаванд:

**«Моддаи 6.** Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ташкилотҳои иттифоқи касаба, комсомолӣ, ҷамъиятию сиёсӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳои оммавӣ ба воситаи намояндагони худ, ки ба советҳои депутатҳои халқ интихоб шудаанд, инчунин дар шаклҳои дигар дар муайян намудани сиёсати давлатӣ, дар идораи корҳои давлатӣ ва ҷамъиятии РСС Тоҷикистон иштирок менамоянд.

**Моддаи 7.** Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳои оммавӣ дар асnои иҷрои вазифаҳое, ки дар программаю уставҳояшон пешбинӣ шудаанд, дар доираи Конституция ва қонунҳои РСС Тоҷикистон амал мекунанд.

Ба таъсису фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳое, ки мақсадашон зӯран тағйир додани сохти конституционии советӣ ва бутунии СССР ва РСС Тоҷикистон, халалдор кардани амнияти онҳо, барафрохтани оташи кинаю адовати иҷтимоӣ, миллӣ ва динӣ мебошад, роҳ дода намешавад».

**Моддаи 49.** Гражданинҳои РСС Тоҷикистон ҳуқуқ доранд дар П[illegible] Коммунистии Тоҷикистон, ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ муттаҳид шаванд, дар ҳаракатҳои оммавие, ки ба инкишофи фаъолияти ҷамъиятӣ ва ташаббускор, қонеъ гардондани талаботи гуногуни онҳо мусоидат мекунанд, иштирок намоянд.

Ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ барои иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои уставиашон шароит муҳайё карда мешавад».

**Раиси Совети Олии РСС Тоҷикистон**

**Қ. МАҲКАМОВ.**

23 [illegible] 1990

### Ба истиқболи 45-солагии Ғалаба

# БО ҲИССИЁТИ БАРОДАРОНА

Дӯстии бародаронаи халқҳои мамлакати паҳновари мон сарчашмаи Ғалабаи бузурги мо дар ҷанг бар зидди гитлерчиён гардид.

— Ин дӯстӣ чунон мустаҳкам буд, ки лашкари фашистон онро гусаста натавонист, — мегӯяд ветерани дивизияи авиационии зарбазани Новороссийск техник-лейтенант Н. Морозов, ки роҳи ҷангии ӯ аз қаламрави ҷумҳуриҳои Украина, Белоруссия, Латвия гузаштааст.

— Тез-тез диловарии ҷанговарони рус, украин, белорус, чуваш, гурҷӣ, тоҷик, арманӣ, удмурт ва намояндагони дигар миллатҳоро ба хотир меорам, — мегӯяд ӯ.

Борҳо дар иҷрои вазифаҳои ҷангӣ лётчикҳои рус Александр Кузнецов, гурҷӣ Алексанр Гургенидзе, украин Полтавец, белорус Гудзилевич, яҳудӣ Бурштейн, удмурт Бабкин аз ҳайати полки авиационии гвардиягии 8-ум паҳлӯ ба паҳлӯи якдигар парвоз намудаанд. Ҳиссиёти бародаронае онҳоро муттаҳид гардонда буд ва ҳар яке тайёр буд, ки дар лаҳзаи душвор ба ёрмандии ҳамроҳи худ кӯшад ва бо нархи ҷони худ рафиқашро аз дами марг наҷот диҳад.

Августи соли 1942 қисми ҳарбии мо ҳуҷуми фашистонро бозмедошт, ки мақсади забти Краснодар ва станцияи Қримро дошта ба Новороссийск наздик шуданӣ буданд.

Аз субҳ то шом самолётҳои бомбаандоз парвоз намуда, душманро бомбаборон менамуданд. Дар яке аз парвозҳо самолёти капитан Талалаев ҳадафи тири душман гашт ва ӯ маҷбур шуд, ки дар майдони кушоди назди Анапа фуруд ояд. Ҷанговари гурҷӣ Попандополо барои он ки капитанро наҷот диҳад дар назди ӯ фуруд омад ва лаҳзае пас ӯро гирифта ба самолёти худ гузаронд. Вақте ки самолёти Попандополо парвози худро оғоз кард фашистон онҳоро бо яроқҳои гуногун тирборон намудан гирифтанд. Онҳо безарар аз зери оташи душман раҳой ёфтанд.

— Ман ин лаҳзаро бо чашмони худам дидам ва вақте ки Талалаев ва Попандополо ба фурудгоҳ баргаштанд, дар ҳалқаи оғӯшҳои гарми ҳамроҳон дармонданд, — ба хотир меорад Н. М. Морозов.

Чунин лаҳзаҳо сершуморанд. Мана боз як мисол. Моҳи сентябри соли 1944 экипажи пилотҳо Николаев ва Осокинро баъди амалиёти ҷангӣ дар ҷазираи Гогланди баҳри Балтик Юсуф Акаев наҷот дод.

14 декабри соли 1944 дивизияе, ки дар он Н. М. Морозов хизмат мекард, вазифадор карда шуд, ки базаи ҳарбии баҳрии Либаваи дар Литва бударо бомбаборон намояд. 50 самолёти бомбаандози дивизия ва 12 самолёти тирандози полки 12 гвардиягии бомбаандоз таҳти фармондеҳии Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ Константин Усенко аз паи иҷрои ин кор шуданд.

Гитлерчиён низ даҳҳо «фокевульф»-ҳои худро ба фазо бароварданд, инчунин аз замин ба ҳавопаймоҳои шӯравӣ бо яроқи тезпаррон тир мепаррониданд. Ҷанги шадиди ҳавоие барпо гашт, ки дар бораи он рӯзномаи «Правда» 17 декабри соли 1944 маълумот додааст.

Ҳангоми иҷрои вазифа фарзанди Арманистон Нельсон Степанян ҳалок гашт. Баъди маргаш ӯро бо унвони Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ сарфароз гардониданд.

— Номи бародарони ҳамроҳам то абад дар лавҳи хотири ман боқӣ хоҳад монд, — мегӯяд ветеран.

— Онҳо мардони ҳақиқӣ буданд, қаҳрамон буданд.

**Олег ХАВРИЧ.**

# Чашмаи хушкнашаванда

**МУШОҲИДАЕ АЗ ОЗМУНИ VIII МИНТАҚАВИИ «ҒУНЧАҲОИ САНЪАТ»**



Дар озмуни VIII минтақавии дастаҳои ҳаваскорони санъати ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ, ки дар вазъияти фавқулодда баъди такудавҳои зиёди муассисони ин чорабинии муфид дар Қасри пешоҳангони ҷумҳурӣ якшанбеи рафта барпо гардид, намояндагони ноҳияҳои Ҷиргатолу Комсомолобод ва Ленин ширкат надоштанд. Муассисон инро аз вазъияти фавқулодда донистанд.

Вале намояндагони дигар ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ ба озмун бо омодагии хуб иштирок карда, истеъдодҳои болаёқату умедбахш ошкор гардиданд.

Озмун аз ҷиҳати намудҳои санъат рангин буд. Суруду таронаҳои халқию эстрадӣ, хори умумиву оркестри нафасӣ, рақсҳои яккаву гурӯҳӣ, ровигии ашъор ва саҳнаҳои драмавӣ дар иҷрои ҳаваскорони хурдсолу наврас ба жюрию тамошобинон хеле писанд омаданд. Сурӯди «Ватан»-ро бар ашъори Лоиқ хонандаи синфи IX мактаби миёнаи рақами 19 Барно Ҳусейнзода хушу шево ва таҳти навои муносиб адо намуда, сазовори кафкӯбиҳо гардид. Хонандаи синфи XI мактаби миёнаи рақами 8-и шаҳри Орҷоникидзеобод Гулнисон Саид бо иҷрои суруди эстрадии «Модар» (шеъри Деҳотӣ) ва як таронаи эронӣ дар назари мардум ҳамчун сароядаи ҷавони боистеъдод ва нозукадо падид омад. Узви жюри — Артистаи Шоистаи Тоҷикистон Раҳима Шалоэр ин муваффақиятҳои нахустини Барно ва Гулнисоро махсус зикр намуд ва ҳардуро маслиҳат дод, ки агар ба санъат қадами дилпурона гузоштанӣ бошанд, дар нимароҳ бознаистанд ва бештар омӯзанд ва ҳатман дар Донишкадаи санъат таҳсил кунанд.

Рақси этнографии хонандаи синфи IX мактаби миёнаи рақами 9 ноҳияи Турсунзода Интизораи Атой аз рақсҳои мардумӣ ба саҳна омада, собит намуд, ки санъати рақсии тоҷикон хеле доманадор будааст. Дар хотир ҳамчунин рақси гурӯҳии хонандагони мактаби миёнаи рақами 24, ноҳияи Ҳисор бо номи «Моҳигирон» нақш баст. Бачаякони гуногунсол ҳар як ҳаракати онро моҳирона ва шӯхона иҷро менамоянд.

Дар озмуни имсола алалхусус мактаббачагони ноҳияи Ҳисор хубтару фаъолноктар иштирок намуда, дар рақсу суруд ва намоиш додани саҳнаи драмавӣ комёб гардиданд. Масалан, саҳнаи драмавии «Тақдири халқ» (муаллиф ва басаҳнагузоранда омӯзгори ҷавон Ҳидоятулло Холов) ҳамаро аз лиҳози ҳунарнамоӣ ва бурро сухан гуфтан қоил гардонд. Маълум шуд, ки ҳаваскорони наврaси ин мактаб соли сеюм боз иштирокчии озмуни «Ғунчаҳои санъат»-и ҷумҳурианд ва ҳар бор ҷойи аввали мусобиқаро ишғол мекунанд.

Жюрии озмун ҳанӯз ғолибонро муайян накардааст, аммо беҳтарин ҳаваскоронро баҳои пешакӣ дод. Яъне, жюрӣ ба ин кор салоҳият дорад ва мо интизори сухани охирини онем.

**Эмомӣ НАЗАРИЁН.**

**ДАР АКС: ҳаваскор аз Ғарм Барно Ҳусейнзода ҳангоми иҷро намудани суруди озмунӣ.**

**Аксбардор — муаллиф.**

моли ҳуқуқ ва озодии граж-
данинҳо, қатъиян пешгирӣ
намудани фаъолияти итти-
ҳодияҳои миллатгароёнаю
ҷудоихоҳ, ки ба поймол на-

расонанд.

Ҳамаи ин исроркорона ка-
фолатҳои ҳуқуқии иловагӣ,
ҳимояи боэътимоди ҳуқуқи-
ро аз моҷароҷӯии миллӣ та-

одамонро барои иштирок дар
чунин амалиётҳои ғайриқо-
нунӣ фатво дода, дидаю до-
ниста овозаҳои дурӯғ паҳн
менамоянд ва дар ҳаққи

ҳои хизматрасонӣ аз рӯи
мансубияти миллию нажодӣ
ҷой доштанд. Барои ҳимояи
граждананҳо пешбинӣ шуда-
аст, ки нисбат ба коркунони,
ки расонидани чунин хиз-

барои пурра кашидан ба ко-
миссияи оид ба масъалаҳои
қонунгузорӣ, қонуният, ҳу-
қуқ ва муроҷиати гражда-
нинҳо супурда шуда, баъд
дар сессияи Шӯрои Олӣ қа-
бул мегардад.

## Қонуни Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон

# Дар бораи даровардани тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон

Ба мақсади таъмини вусъ-
ати минбаъдаи дигаргунсози-
ҳои сиёсӣ, ки дар республика
ба амал оварда мешавад,
мустаҳкам намудани сохти
конституционӣ ва ба Кон-
ституцияи СССР мувофиқ
кардани Конституцияи РСС
Тоҷикистон Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон **қарор меку-
над:**

1. Ба Конституцияи РСС
Тоҷикистон тағйироту илова-
ҳои зерин дароварда шаванд:

1. Моддаи 6, 7 ва 49 бо
таҳрири зайл баён шаванд:

**«Моддаи 6.** Партияи Ком-
мунистии Тоҷикистон, таш-
килотҳои иттифоқи касаба,
комсомолӣ, ҷамъиятию сиё-
сӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъ-
иятӣ ва ҳаракатҳои оммавӣ
ба воситаи намояндагони худ,
ки ба советҳои депутатҳои
халқ интихоб шудаанд, ин-
чунин дар шаклҳои дигар дар
муайян намудани сиёсати
давлатӣ, дар идораи корҳои
давлатӣ ва ҷамъиятии РСС
Тоҷикистон иштирок менамо-
янд.

**Моддаи 7.** Партияи Ком-
мунистии Тоҷикистон, ташки-
лотҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва
дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ
ва ҳаракатҳои оммавӣ дар ас-
нои иҷрои вазифаҳое, ки дар
программаю уставҳояшон
пешбинӣ шудаанд, дар дои-
раи Конституция ва қонунҳои
РСС Тоҷикистон амал меку-
нанд.

Ба таъсису фаъолияти таш-
килотҳои ҷамъиятию сиёсӣ,
дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ
ва ҳаракатҳое, ки мақсади-
шон зӯран тағйир додани сох-
ти конституционии советӣ ва
бутунии СССР ва РСС Тоҷ-
кистон, халалдор кардани ам-
нияти онҳо, барафрохтани
оташи кинаю адовати иҷти-
моӣ, миллӣ ва динӣ мебошад,
роҳ дода намешавад».

**Моддаи 49.** Гражданинҳои
РСС Тоҷикистон ҳуқуқ до-
ранд дар Партияи Коммунис-
тии Тоҷикистон, ташкилотҳои
ҷамъиятию сиёсӣ ва дигар
ташкилотҳои ҷамъиятӣ мут-
таҳид шаванд, дар ҳаракат-
ҳои оммавие, ки ба инкишо-
фи фаъолияти ҷамъиятӣ ва
ташаббускор, қонеъ гардон-
дани талаботи гуногуни онҳо
мусоидат мекунанд, иштирок
намоянд.

Ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ
барои иҷрои бомуваффақияти
вазифаҳои уставиашон шаро-
ит муҳайё карда мешавад».

**Раиси Советн Олии РСС Тоҷикистон**
**Қ. МАҲКАМОВ.**

23 апрели соли 1990. ш. Душанбе.



Дар озмуни VIII минтақавии дастаҳои
ҳаваскорони санъати ноҳияҳои тобеи ҷумҳу-
рӣ, ки дар вазъияти фавқулодда баъди та-
кудавҳои зиёди муассисони ин чорабинии му-
фид дар Қасри пешоҳангони ҷумҳурӣ якшан-
беи рафта барпо гардид, намояндагони но-
ҳияҳои Ҷиргатолу Комсомолобод ва Ленин
ширкат надоштанд. Муассисон инро аз вазъ-
ияти фавқулодда донистанд.

Вале намояндагони дигар ноҳияҳои то-
беи ҷумҳурӣ ба озмун бо омодагии хуб иш-
тирок карда, истеъдодҳои болаёқату умед-
бахш ошкор гардиданд.

Озмун аз ҷиҳати намудҳои санъат рангин
буд. Суруду таронаҳои халқию эстрадӣ,
хори умумиву оркестри нафасӣ, рақсҳои
яккаву гурӯҳӣ, ровигии ашъор ва саҳнаҳои
таҳсил мунанд.

Рақси этнографии хонандаи синфи IX
мактаби миёнаи рақами 9 ноҳияи Турсун-
зода Интизораи Атой аз рақсҳои мардумӣ
ба саҳна омада, собит намуд, ки санъати
рақсии тоҷикон хеле доманадор будааст. Дар
хотир ҳамчунин рақси гурӯҳии хонандагони
мактаби миёнаи рақами 24, ноҳияи Ҳисор
бо номи «Моҳигирон» нақш баст. Бачаҳо-
ни гуногунсол ҳар як ҳаракати онро моҳиро-
на ва шӯхона иҷро менамоянд.

Дар озмуни имсола алалхусус мактабба-
чагони ноҳияи Ҳисор хубтару фаъолноктар
иштирок намуда, дар рақсу суруд ва намо-
иш додани саҳнаи драмавӣ комёб гардиданд.
Масалан, саҳнаи драмавии «Тақдири халқ»
(муаллиф ва басаҳнагузоранда омӯзгори ҷа-
вон Ҳидоятулло Холов) ҳамаро аз лиҳози
ҳунарнамоӣ ва бурро сухан гуфтан қоил гар-
донд. Маълум шуд, ки ҳаваскорони навра-
си ин мактаб соли сеюм боз иштирокчии
озмуни «Ғунчаҳои санъат»-и ҷумҳурианд
ва ҳар бор ҷойи аввали мусобиқаро ишғол
мекунанд.

Жюрии озмун ҳанӯз ғолибонро муайян на-
кардааст, аммо беҳтарин ҳаваскоронро ба-
ҳои пешакӣ дод. Яъне, жюрӣ ба ин кор сало-
ҳият дорад ва мо интизори сухани охирини
онем.

**Эшоми НАЗАРИЕН.**

**ДАР АКС: ҳаваскор аз Ғарм Барно Ху-
сейнзода ҳангоми иҷро намудани суруди оз-
мунӣ.**

**Аксбардор — муаллиф.**

# ДАР БОРАИ УКАЗҲОЕ, КИ БА ТАСДИҚИ ШӮРОИ ОЛИИ РСС ТОҶИКИСТОН ПЕШНИҲОД КАРДА МЕШАВАНД

*Маърӯзаи ҷонишини Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Е. И. ТУРГУНОВ*

Рафиқон депутатҳо!

Дар давраи баъди сессияи
дувоздаҳуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон, ки моҳи
ноябри соли гузашта барпо
гардида буд, Президиуми
Шӯрои Олии РСС Тоҷикис-
тон як қатор указҳо қабул
кард, ки ба такмили минбаъ-
даи қонунҳои республика ра-
вона гардидаанд ва онҳоро
бояд Шӯрои Олии РСС То-
ҷикистон тасдиқ намояд.
Иҷозат диҳед, онҳоро мух-
тасар тавсия намоям.

Президиум бо мақсади ба
Қонуни СССР аз 28 ноябри
соли 1989 «Дар хусуси до-
хил кардани тағйирот ва ило-
ваҳо ба моддаи 34-и асос-
ҳои сохти судии ҷиноятии
Иттифоқи РСС ва республи-
каҳои иттифоқӣ» мутобиқ
кардани қонунҳои процессу-
алии ҷиноятии РСС Тоҷи-
кистон 23 декабри соли гу-
зашта указ қабул карда, ба
моддаи 92 кодекси процес-
суалии ҷиноятии РСС Тоҷи-
кистон иловаю тағйирот дар-
овард, ки мувофиқи он мӯҳ-
латҳои дар ҳабс нигоҳ дош-
тан муайян карда мешавад.
Мувофиқи ин указ мӯҳлати
дар ҳабс нигоҳдориро ҳанго-
ми тафтиши ҷиноят аз рӯи
корҳои ҷиноятӣ прокурори
район, шаҳр, прокурори ҳар-
бӣ дар сурати ғайриимкон
будани ба охир расондани
тафтиш ва дар мавриди на-
будани асос барои тағйир
додани чораи пешгирикунӣ
то се моҳ дароз карда мета-
вонад. Минбаъд мӯҳлатро
танҳо бинобар махсусан му-
раккаб будани кор прокуро-
ри вилоят, вилояти худмух-
тори Кӯҳистони Бадахшон,
шаҳри Душанбе, прокурори
ҳарбии навъи қувваҳои му-
саллаҳ, округ, гурӯҳи қӯшун
то шаш моҳ, прокурори РСС
Тоҷикистон ва сарпрокурори
ҳарбӣ то нӯҳ моҳ дароз карда
метавонад. Мӯҳлати дар ҳабс
нигоҳ доштанро дар маврид-
ҳои ҷудогона ва танҳо нис-
бат ба шахсоне, ки дар со-
дир кардани ҷиноятҳои ваз-
нин айбдор карда мешаванд,
ҷонишини Прокурори Гене-
ралии СССР аз рӯзи ба ҳабс
гирифтан то як сол ва Про-
курори Генералии СССР то
якуним сол дароз карда ме-
тавонад.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон бо мақсади
таъмини тартиботи ҷамъия-
тӣ ва амнияти гражданинҳо,
мустаҳкам намудани тарти-
боту интизом, пешгирӣ кар-
дани овозаҳои иғвогарона, ки
дар байни аҳолӣ тарсу ваҳм
ба вуҷуд меоранд, бо указн
аз 18 феврали соли 1990 ба-
рои тайёр намудан, нигоҳ
доштан ва паҳн кардани ма-
териалҳои ба қатлу ғорат,
муҳоҷирати маҷбурии граж-
данинҳо даъваткунанда, ин-
чунин барои ба вуҷуд овар-
дани воҳима дар байни аҳо-
лӣ ва паҳн намудани овоза-
ҳо ё гапҳои бардурӯғ ба ҳа-
мин мақсадҳо ҷавобгарӣ му-
қаррар кард.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон дар асоси
амалияи татбиқи моддаи 15
кодекси оид ба никоҳ ва oи-
лаи РСС Тоҷикистон бо ука-
зи аз 23 феврали соли 1990
ба комиҷроияҳои Шӯроҳои
районӣ, шаҳрӣ, районҳои
шаҳрии депутатҳои халқ ҳу-
қуқ дод, ки дар мавридҳои
ҷудогона мувофиқи илтимо-
си шахсони алоҳида синни
никоҳи муқарраршуда — 18-
солагиро барои мардон на
бештар аз як сол ва барои
занон бештар аз ду сол кам
кунанд.

Рафиқон депутатҳо!

Вақтҳои охир ҳодисаҳои
бисёре рӯй доданд, ки гурӯҳ-
ҳои ҷиноятткор ё шахсони ало-
ҳида бо таҳдиду зӯрӣ молу
мулки давлатӣ, ҷамъиятӣ, ё
шахсии гражданинҳоро ка-
шида гирифтанӣ мешаванд.
Бо мақсади пешгирӣ карда-
ни чунин ҷиноятҳо, ки онро
одатан рэкет мегӯянд, бо
указн Президиум аз 20 мар-
ти соли 1990 барои рэкет
ҷазо ба тариқи маҳрум кар-
дан аз озодӣ то 15 сол ва
мусодираи молу мулк пеш-
бинӣ шудааст.

Бо Указн Президиуми Шӯ-
рои Олии РСС Тоҷикистон
аз 29 марти соли ҷорӣ «Дар
бораи ба тартиб овардани
кори видеосалонҳо, видеото-
лорҳо ва видеобарҳо муқар-
рар шудааст, ки фильмҳои
видео ва маҳз ҳамон фильм-
ҳо ва программаҳои видео,
ки ба видеотекаи давлатӣ
омадаанд, танҳо дар видео-
салонҳо, видеотолорҳо, ви-
деобарҳо ва муассисаҳои ди-
гари системаи давлатии ки-
нонамоишдиҳӣ намоиш дода
мешаванд. Дар сурати вай-
рон кардани ин қоидаҳо ко-
ри видеосалонҳо, видеото-
лорҳо ва видеобарҳо қатъ
мегардад. Шахсоне, ки дар
намоиш додани фильмҳои
тарғибкунандаи порнография,
зӯроварӣ ва бераҳмӣ гунаҳ-
горанд, мувофиқи моддаи
244 Кодекси ҷиноятии РСС
Тоҷикистон ба ҷавобгарӣ ка-
шида мешаванд. Ин моддаи
Кодекси ҷиноятии РСС То-
ҷикистон пешбинӣ менамо-
яд, ки барои тайёр, паҳн кар-
дан, намоиш додан ё нигоҳ
доштан ба мақсади намоиш-
диҳии фильмҳои кино ва ви-
део ё фильмҳои дигари тар-
ғибкунандаи порнография,
зӯроварӣ ва бераҳмӣ бо
маҳрум кардан аз озодӣ ба
муддати то се сол ё бо кор-
ҳои ислоҳкунӣ ба муддати
то ду сол, ё ки бо ҷарима ба
маблағи то як ҳазор сӯму
мусодираи асарҳо ва восита-
ҳои тайёр карданy намоиш до-
дани онҳо ҷазо дода меша-
вад.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон таклифҳои
сершумори коллективҳои
меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъ-
иятӣ ва гражданинҳоро дар
бораи дидани чораҳои қатъии
муборизаи зидди сӯиистеъ-
мол дар савдо ва ҳаннотӣ ба
назар гирифта, инчунин ба
мақсади минбаъда такмил
додани қонунҳои республика
бо указ аз 29 марти соли
1990 ҷавобгарии ҷиноятӣ ва
маъмуриро барои вайрон
кардани қоидаҳои савдо ва
қоидаҳои савдои машруботи
спиртдор, барои ҳаннотӣ ва
майдаҳаннотӣ зиёд кард.
Андозаҳои дар указ пешби-
нишудаи ҷарима аз андоза-
ҳои ҷаримае, ки қонунҳои
иттифоқ муқаррар кардааст,
зиёд мебошад. Ба ҳамин му-
носибат ба Кодекси РСС То-
ҷикистон дар бораи ҳуқуқ-
вайронкунии маъмурӣ низ
илова дароварда шудааст,
ки мувофиқи он дар маври-
ди зарурати зиёд кардани ҷа-
вобгарӣ барои намудҳои
алоҳидаи ҳуқуқвайронкуни-
ҳои маъмурӣ бо актҳои қо-
нунии Иттифоқи РСС ва рес-
публикаҳои иттифоқӣ андоза-
ҳои бештар калони ҷарима
муқаррар шуданаш мумкин
аст.

Бо Указн Президиуми Шӯ-
рои Олии РСС Тоҷикистон
аз 29 марти соли 1990 ба
моддаи 127 кодекси процес-
суалии ҷиноятӣ тағйирот до-
хил карда шудааст. Мувофи-
қи он мӯҳлати думоҳаи таф-
тиши пешакиро прокурори
район, шаҳр, прокурори ҳар-
бӣ то се моҳ, прокурори ви-
лоят, вилояти худмухтори
Кӯҳистони Бадахшон, шаҳри
Душанбе ва ҷонишинони онҳо
то шаш моҳ дароз карда ме-
тавонанд. Минбаъд мӯҳлати
тафтиши пешакиро дар мав-
ридҳои ҷудогона Прокурори
РСС Тоҷикистон, сарпрокуро-
ри ҳарбӣ, Прокурори Генера-
лии СССР ё ҷонишинони он-
ҳо дароз карда метавонанд.

Рафиқон депутатҳо!

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон 29 ноябри
порсол указ қабул карда,
Указн Президиуми Шӯрои
Олии РСС Тоҷикистон аз 22
июни соли 1989 «Дар бораи
ҳаҷми ставкаи андози даро-
мад аз кооперативҳо»-ро ба
Қонуни СССР аз 2 августи
соли 1989 «Дар бораи тасди-
қи Указн Президиуми Шӯ-
рои Олии СССР «Дар бораи
андози даромад аз коопера-
тивҳо» мувофиқ намуд ва таҳ-
рири нави онро тасдиқ кард.
Ҳаҷми ставкаи андози даро-
мадро указ бо роҳи ба назар
гирифтани зарурати ҷамъ-
иятии ҳар як намуди коопера-
тив муқаррар кардааст.

Указ пешбинӣ кардааст;
кооперативҳое, ки барои ба-
чаҳо мол бароварда, онро бо
нархи давлатӣ мефурӯшанд,
ба бачаҳо, инвалидон ва бе-
морон нигоҳубин мекунанд,
инчунин бозичаҳои бачагона
мебароранд, аз додани андо-
зи даромад озод карда меша-
ванд. Ба комитетҳои иҷроияи
Шӯроҳои маҳаллии депутат-
ҳои халқ ҳуқуқ дода шуда-
аст, ки ставкаи андозро то як
мӯҳлати муайян кам кунад
ё кооперативҳои алоҳидаро
аз додани андоз озод намо-
яд.

Ба муносибати дар Анҷу-
мани дуюми депутатҳои хал-
қи СССР қабул шудани «Қо-
нуни СССР доир ба тағиро-
ту иловаҳои Конституцияи
(Қонуни асосии) СССР аз
рӯи масъалаҳои системаи ин-
тихобот» бо указн аз 28 де-
кабри соли 1989 ба қонуни
РСС Тоҷикистон «Дар бораи
интихоби депутатҳои халқи
РСС Тоҷикистон» тағйирот
дароварда, дар он аз ҷумла
муқаррар шудааст, ки граж-
данинҳои касалии рӯҳӣ дош-
та, ки суд онҳоро аз ақл бе-
гона донистааст, шахсоне, ки
мувофиқи ҳукми суд дар ҷой-
ҳои маҳрум аз озодӣ нигоҳ
дошта мешаванд, дар интихо-
бот иштирок намекунанд.
Шахсоне, ки дар ҳаққи онҳо
мувофиқи тартиби муайян-
кардаи қонуни процессуалии
ҷиноятӣ чораи пешгирӣ дар
ҳабс нигоҳ доштан таъин
шудааст, дар овоздиҳӣ ишти-
рок намекунанд.

Ба мақсади такмили сис-
темаи идораи хоҷагии халқи
республика ва гузаштан ба
усулҳои иқтисодии идораку-
нии иттиҳодияҳо ва корхона-
ҳо, дар базаи Вазорати хиз-
матрасонии маишӣ ба аҳолии
РСС Тоҷикистон ташкил кар-
дани ширкати «Хизмат», беҳ-
тар намудани хизмати маишӣ
ба аҳолӣ, баланд бардоштани
самаранокии кори иттиҳодия-
ҳою корхонаҳои давлатӣ ва
кооперативӣ, ки ихтиёран ба
ҳайати он дохил мешаванд,
Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон бо таклифи
Шӯрои Вазирони РСС Тоҷи-
кистон аз 3 январи соли 1990
«Дар бораи барҳам додани
Вазорати хизматрасонии ма-
ишӣ ба аҳолии РСС Тоҷикис-
тон» указ қабул кард.

24 январи соли ҷорӣ Пре-
зидиум дар бораи барҳам до-
дани вилояти Хатлон ва дар
ҳайати РСС Тоҷикистон таш-
кил намудани вилоятҳои Кӯ-
лоб ва Қӯрғонтеппа указ қа-
бул намуд. Ба ҳамин муноси-
бат таклиф карда мешавад,
ки қисми якуми моддаи 70
Конституцияи РСС Тоҷикис-
тон дар таҳрири нав баён
карда шавад.

Рафиқон депутатҳо!

Президиуми Шӯрои Олии
Иттифоқи РСС андозаи ин-
тиҳоии барои тамоми итти-
фоқ пулҷудокуниро барои
сохтмон, таҷдид, тармим ва
нигоҳубини роҳҳои маҳал-
лии автомобилгард муқаррар
кардааст.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон инро ба на-
зар гирифта ва аз сабаби он
ки ҳуҷҷати қонуни пештараи
доир ба ин масъала аз эъти-
бор соқит дониста шудааст,
бо указн аз 25 январи соли
1990 андозаҳои нави ҳар сол
аз ҳисоби колхозу совхозҳо,
корхонаҳои саноатӣ, нақлиёт,
ташкилотҳои бинокорӣ ва ди-
гар корхонаю ташкилотҳои
хоҷагии воқеи ҳудуди РСС
Тоҷикистон қатъӣ назар аз
тобеияти идоравии онҳо, ба-
рои сохтмону таҷдид, тармим
ва нигоҳубини роҳҳои ма-
ҳаллии автомобильгард, аз
ҷумла роҳҳои автомобильгар-
ди вилоятҳо, пул ҷудо кар-
данро муқаррар намуд. Алал-
хусус барои колхозу совхоз-
ҳо, корхонаю ташкилотҳои
саноатӣ, нақлиёт, бинокорӣ,
маҳсулоттайёркунӣ ва дигар
корхонаҳою ташкилотҳо, ин-
чунин барои кооперативҳо ва
корхонаҳои муштараки шӯ-
равию ширкатҳои хориҷӣ ан-
дозаи пулҷудокунии ҳарсо-
ла 0,4 фоизи ҳаҷми солонаи
истеҳсоли маҳсулот, корҳои
иҷрошуда ё адои хизматро
ташкил медиҳад. Барои таш-
килотҳои савдои давлатӣ,
кооперативӣ ва таъминоту
фурӯш бошад, 0,2 фоизи маб-
лағи муомилоти солонаро
ташкил медиҳад.

Дар указ инчунин корхо-
наю муассисаҳо ва ташкилот-
ҳое номбар карда шудаанд,
ки аз ҳисоби онҳо барои
сохтмон ва тармими роҳҳои
автомобильгард пул ҷудо кар-
да намешавад.

Мувофиқи Қонуни СССР
«Дар бораи статуси судьяҳо
дар СССР» Президиуми Шӯ-
рои Олии РСС Тоҷикистон
бо указҳои худ аз 25 январи
соли ҷорӣ матни савганди
судьяҳо ва машваратчиёни
халқии судҳои РСС Тоҷикис-
тон, низомномаи конферен-
цияҳои судьяҳои судҳои хал-
қии районҳо (шаҳрҳо), судҳои
вилоятҳо, суди вилояти худ-
мухтори Кӯҳистони Бадахшон,
суди шаҳри Душанбе, низом-
номаи ҷавобгарии интизомии
судьяҳо, бозхонд ва пеш аз
мӯҳлат озод кардани судьяҳо
ва машваратчиёни халқии
судҳои РСС Тоҷикистон, ин-
чунин низомномаи коллегия-
ҳои тахассусии судьяҳои суд-
ҳои РСС Тоҷикистонро тас-
диқ намуд.

Ин ҳуҷҷатҳо ба такмили
фаъолияти судҳои республи-
ка равона карда шудаанд.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон ба муноси-
бати аз тарафи Шӯрои Олии
СССР қабул шудани Асосҳои
қонунгузории Иттифоқи РСС
ва республикаҳои иттифоқӣ
дар бораи иҷора 25 январи
соли 1990 «Дар бораи баъзе
хусусиятҳои татбиқи Асосҳои
қонунгузории Иттифоқи РСС
ва республикаҳои иттифоқӣ
дар бораи иҷора дар РСС
Тоҷикистон» указ қабул кар-
да, муқаррар намуд, ки мин-
баъд то тартиб додан ва қа-
бул кардани қонуни РСС То-
ҷикистон дар бораи иҷора му-
носибатҳои иҷоравӣ дар рес-
публика бо қоидаҳои Асосҳо
ва указн дар боло зикрёфта
танзим карда мешаванд.

Президиуми Шӯрои Олии
РСС Тоҷикистон ба муноси-
бати тағйироте, ки ба модда-
ҳои 6,7 ва 49 Конституцияи
РСС Тоҷикистон дохил карда
шудаанд, инчунин тайёр кар-
дан ва ба муҳокимаи сессияи
навбатии Шӯрои Олии рес-
публика пешниҳод намудани
лоиҳаи қонуни РСС Тоҷикис-
тон дар бораи тартиби амали
Указн Президиуми Шӯрои
Олии РСС Тоҷикистон аз 20
феврали соли 1990 «Дар бо-
раи тартиби муваққатии ба
қайд гирифтани уставу прог-
раммаҳои иттиҳодияҳои ҷамъ-
иятии гражданинҳои РСС То-
ҷикистон»-ро мавқуф дошт.
Аз ҳамин сабаб указн мазкур
ба тасдиқи Шӯрои Олии РСС
Тоҷикистон пешниҳод карда
намешавад.

Рафиқон депутатҳо!

Лоиҳаи қонунҳо дар бораи
тасдиқи указҳо дар дасти
шумост. Президиуми Шӯрои
Олии РСС Тоҷикистон хоҳиш
менамояд, ки онҳоро дида ба-
ромада, тасдиқ намоед.

## Муроҷиатномаи анҷумани XXI ИЛКҶУ ба ҳукуматҳои ИҶШС, ШМА, Покистон ва Республикаи Афғонистон

Аз рӯзи аз хоки Республикаи Афғонистон баромадани қисмҳои маҳдуди лашкари советӣ зиёда аз як сол сипарӣ шуд. Новобаста ба ин дар ин ҷо ҷангҳои бародаркушӣ идома доранд. Халқи афғон ва ҳамаи аҳли ҷомиаи ҷаҳон тарафдори зудтар ҳал гардидани зиддияти тӯлкашидаистода ҳастанд. Тавре ки маълум аст, дар дасти қувваҳои мусаллаҳи ифротӣ то ҳол ҳамватанони мо, ки ҳангоми иҷрои қарзи ҳарбӣ асир афтиданд, ҳастанд.

Ба ин сабаб вакилони анҷумани XX1 ИЛКҶУ ба ҳукуматҳои ИҶШС, ШМА, Покистон, Республикаи Афғонистон муроҷиат менамоянд, ки ин кафолати асосии шартномаҳои Женева оид ба Афғонистон мебошад, то онҳо ӯҳдадориҳои гирифтаи худро ҳатман риоя намоянд ва ба ҳар чи зудтар хотима гузоштани хунрезӣ муваффақ шуда, бо иродаи нек, ҳамаи қуввaю ғайраташонро барои ба Ватан баргаштани аскарони советии асирафтода сафарбар намоянд.

## Ба диққати аъзоёни Комиссияи Марказии ИЛКҶУ

Дар асоси дастури анҷумани XX1 комсомол пленуми 1 КМ ИЛКҶУ 3 май соати 16.00 дар шаҳри Москва даъват карда мешавад. Дар пленум пешбинӣ шудааст, ки масъалаҳои интихоби Бюрои КМТ, ҷонишини раис, тасдиқи котиби масъул, роҳбарони комиссияҳои доимӣ, ташкили КМТ ИЛКҶУ, инчунин ба нақша гирифтани КМТ ИЛКҶУ дида баромада мешаванд.

Аъзоёни КМТ ИЛКҶУ 3 маи соли 1990 дар меҳмонхонаи «Орлёнок» ба қайд гирифта мешаванд.

# Низомнома роҷеъ ба Комиссияи Марказии Тафтишотии ИЛКҶУ

I. Нишондоди умумӣ.

2. Комиссияи Марказии Тафтишотии (КМТ) ИЛКҶУ-ро анҷумани Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ баҳри аз тарафи аъзоёни ИЛКҶУ, ташкилотҳои комсомолӣ: субъектҳои федерация ва намояндагони онҳо ҷорӣ намудани назорат аз рӯи иҷрои дархостҳои Оинномаи ИЛКҶУ дар фаъолияти органҳои марказии комсомол ва амалӣ гаштани функцияҳои дигар, ки низомномаи зерин муайян менамояд, интихоб менамояд.

2. Шумораи ҳайати КМТ-ро анҷумани ИЛКҶУ муайян менамояд. Аъзоёни КМТ-ро анҷумани ИЛКҶУ аз рӯи пешниҳодоти субъектҳои федерация бо нормаи намояндагии шумораи ҳайатии он, ки пленуми якҷояи КМ ва КМТ ИЛКҶУ муайян кардааст, интихоб менамояд. Агар намояндаи ташкилоти комсомолӣ, ки аз рӯи меъёр ба ҳайати КМТ ИЛКҶУ пешниҳод шудааст, раиси он интихоб гардад, ин ташкилот ҳуқуқи ба ин ҷой пешбарӣ намудани намояндаи худро соҳиб ҳаст.

3. Аъзоёни КМТ ИЛКҶУ аз анҷуман то анҷумани ИЛКҶУ интихоб мегарданд.

Аъзоёни ИЛКҶУ наметавонанд ба ҳайати ИЛКҶУ дохил шаванд ё дар аппарат вазифаеро соҳибӣ намоянд.

4. КМТ ИЛКҶУ бо ташаббуси худ ё нишондоди ташкилоти ибтидоии комсомолӣ ва субъекти федерация доири дархост аъзои КМТ ИЛКҶУ-ро аз ҳайати худ мебарорад. Масъала роҷеъ ба аъзои нав дар асоси пешниҳодоти ташкилоти ибтидоии комсомолӣ ва субъекти федерация ҳал мегардад. Қарор бо овози зиёди аз 2/3 ҳиссаи ҳамаи аъзоёни комиссия қабул мегардад.

Ҳайати КМТ ИЛКҶУ дар байни анҷуманҳои ИЛКҶУ мумкин аст на зиёдтар аз 1/3 ҳиссаи аъзоён нав карда шавад.

5. КМТ ИЛКҶУ дар кори худ ба қарорҳои анҷумани ИЛКҶУ, Конференцияҳои умумииттифоқии комсомолӣ ва Оинномаи ИЛКҶУ, қонунияти амалкунанда ва низомномаи зерин такя мекунад.

### II. ВАЗИФАҲОИ АСОСӢ ВА САМТҲОИ ФАЪОЛИЯТ

6. Комиссияи Марказии Тафтишотии ИЛКҶУ:

— назоратро баҳри нигоҳдории талаботи Оинномаи ИЛКҶУ дар фаъолияти органҳои марказии комсомол ҷорӣ менамояд.

— аз рӯи лоиҳаи буҷети КМ ИЛКҶУ хулоса медиҳад, иҷрои онро тафтиш мекунад, фаъолияти корхонаҳо ва ташкилотҳои молиявӣ-хоҷагидориро, ки дар назди КМ ИЛКҶУ сохта шудаанд ё бо иштироки вай сохтаанд, назорат мекунад.

— рафти тартиби муқаррargardidани гузариши корҳо, кор бо дида баромадани мактубҳо, шикоятҳо, пешниҳодҳо ва назариёти эродии комсомолҳо ба КМ ИЛКҶУ, корхонаҳо ва органҳои матбуотии вайро месанҷад.

— чораҳои зарурӣ баҳри бартараф намудани камбудиҳои пайдогаштаи вайронкуниҳоро меандешад, доири мукаммал гардидани фаъолияти органҳои марказии комсомол пешниҳодҳо мекунад.

— якҷоя бо КМ ИЛКҶУ фаъолияти комиссияҳои назоратии субъектҳои федерация, ташкилотҳои комсомолиро ба низом медарорад, ба онҳо ёрии амалӣ ва методӣ мерасонад.

### III. ҲУҚУҚ ВА МАСЪУЛИЯТ

7. КМТ ИЛКҶУ дар ҳудуди ваколатҳои худ ба анҷумани ИЛКҶУ хулоса роҷеъ ба фаъолияти КМ ИЛКҶУ пешниҳод мекунад.

8. КМТ ИЛКҶУ метавонад бо ташаббуси худ, бо пешниҳодоти КМ ИЛКҶУ, органҳои олӣ ва интихобии субъектҳои федерация, ташкилотҳои комсомолӣ, аъзоёни ИЛКҶУ мувофиқи масъулияти хеш ба КМ ИЛКҶУ дар асоси лоиҳаҳои қарорҳо ва ҳуҷҷатҳо, ки КМ ИЛКҶУ, Бюрои он, қарорҳои анҷумани ИЛКҶУ, Конференцияҳои умумииттифоқии комсомолӣ, Оинномаи ИЛКҶУ, Қонуниятҳои амалкунандаи характери пешниҳодотӣ дошта қабул намудаанд, хулоса пешниҳод намоянд.

9. КМТ ИЛКҶУ аз рӯи масъалаҳои фаъолияти худ қарор қабул намуда, аз рӯи санҷишҳо ва тафтишҳо актҳо тартиб медиҳад. Натиҷаи онҳо ба маълумоти органҳои тафтишӣ ва подразделенияҳо расонда мешавад.

Органҳои тафтишшаванда, корхона ва муассисаҳо, идораҳои тобеи КМ ИЛКҶУ қарор ва актҳои КМТ дида баромада, доири амалӣ гаштани эродҳо ва пешниҳодҳои он дар муддати муайяннамудаи КМТ маълумот медиҳанд. Дар сурати сар задани парешониҳо ҳангоми бартараф намудани норасоиҳо, вайронкуниҳо, ба назар нагирифтани талабот оиди ҷорӣ намудани тартибот КМТ ҳуқуқи ба КМ ИЛКҶУ пешниҳод намудани маълумот доири ба ҷавобгарии маъмурӣ кашидани роҳбарон ва коргарони онро пайдо мекунад, ҳатто то озод намудан аз вазифаи ишғолнамуда ва аз рӯи маълумоти додашуда дар муддати ду моҳ ҷавоб гирад.

10. Роҷеъ ба натиҷаҳои тафтишот, санҷишҳо КМТ ИЛКҶУ аз рӯи қарори худ дар пленумҳои КМ ИЛКҶУ ахборот медиҳад ва аъзоёни ИЛКҶУ-ро ба воситаи матбуоти умуми КМ ИЛКҶУ хабардор мекунад.

II. Аъзоёни КМТ ИЛКҶУ ҳангоми иҷрои вазифаҳои худ аз ҳамаи ҳуҷҷатҳо, бевосита қабулнамудаи КМТ ва дар дасти органҳои марказии комсомол буда, истифода мебаранд.

12. КМТ роҷеъ ба кори кардаи худ дар анҷумани ИЛКҶУ ҳисобот медиҳад ва дар пеши он аз рӯи натиҷаҳои фаъолияти худ масъулиятнок мебошад. Дар байни анҷуманҳои ИЛКҶУ КМТ аз рӯи натиҷаҳои фаъолияти худ дар пленуми якҷояи КМ ва КМТ ИЛКҶУ ахборот медиҳад.

Аъзоёни КМТ ИЛКҶУ бо ташаббуси ташкилотҳои комсомолӣ, ки онҳоро пешниҳод намудаанд, роҷеъ ба фаъолияти худ ҳисобот медиҳад.

Қарор роҷеъ ба ҷавобгарӣ кашидани аъзои КМТ ИЛКҶУ-ро ташкилоти ибдоии комсомолӣ бо маълумоти КМТ ИЛКҶУ қабул мекунад.

### IV. ТАЪМИНОТИ ФАЪОЛИЯТНОКӢ

13. Пленуми Комиссияи Марказии Тафтишотии ИЛКҶУ ҳамуди роҳбарии коллегиалии фаъолияти он ба ҳисоб меравад. Пленумҳо бо давраҳо на кам аз як бор дар ним сол гузаронида мешаванд.

Аъзоёни КМТ дар кори пленумҳои КМ ИЛКҶУ бо овози машваратӣ иштирок мекунанд.

Ҳангоми зарурат пленумҳои муттаҳидаи КМ ва КМТ ИЛКҶУ даъват мегарданд. Дар кори онҳо аъзоёни КМТ бо овози ҳалкунанда иштирок мекунанд. Қарори пленуми якҷоя ҳамон вақт қабулшуда ҳисоб мехӯрад, агар ба тарафдории он зиёда аз нисфи иштирокчиёни ҳар як органи марказии интихобии ИЛКҶУ овоз дода бошанд.

14. Раиси Комиссияи Марказии тафтишотии ИЛКҶУ-ро анҷумани ИЛКҶУ интихоб мекунад. Дар давраи байни анҷуманҳо раиси КМТ ҳисоботдиҳандаи комиссия аст ва мумкин аст бо ҳайати зиёди комиссия аз нав интихоб гардад.

15. КМТ ИЛКҶУ аз рӯи самтҳои фаъолияти худ комиссияҳои доимиро ташкил медиҳад, бюро, ҷонишини раисро интихоб мекунад, котиби масъули комиссия ва роҳбарони комиссияҳои доимиро тасдиқ мекунад. Раиси КМТ, котиби масъули комиссия, роҳбарони комиссияҳои доимӣ коргарони озоди комсомолӣ ба ҳисоб меравад.

16. Раиси КМТ, дар ҳолати набудани вай ҷонишин котиби масъул дар кори бюрои КМ ИЛКҶУ иштирок мекунад.

17. Комиссияи Марказии Тафтишотии ИЛКҶУ фаъолияти амалии худро бо қуввai аъзоёни КМТ бо ёрии аппарати комиссия ҷорӣ мекунад. Сохт ва штатҳои онро КМТ ИЛКҶУ тасдиқ мекунад, коргаронро бошад, Бюрои КМТ тасдиқ ва озод мекунад. Ҳангоми зарурат барои гузаронидани тафтишот мутахассисон ҷалб карда мешаванд, мумкин аст кори онҳо аз рӯи тартиботи муайяншуда ҳақдиҳӣ карда шавад.

18. Хароҷоти фаъолияти КМТ ИЛКҶУ аз хисоби воситаҳои буҷети ИЛКҶУ, вобаста ба плани корҳо, сохт ва штатҳои КМТ, аз рӯи сметаи алоҳида, ки КМТ ИЛКҶУ барои соли календарӣ тасдиқ кардааст, сарф мешавад.

Хароҷоти воситаҳо дар асоси қарорҳои КМТ бо воситаи сармуҳосиби КМ ИЛКҶУ ҷорӣ мегардад. Раиси КМТ ҳуқуқ дорад дар ҳудуди сметаҳои КМТ ИЛКҶУ аз кредитҳо истифода барад.

19. Комиссияи Марказии Тафтишотии ИЛКҶУ муҳри номгӯи худро дорад.

## Қарори анҷумани XXI ИЛКҶУ

### «Дар бораи комиссияи оид ба омӯзиши фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ ва ҳамкории онҳо бо органҳои комсомолӣ»

1. Ахбори комиссия оид ба омӯзиши фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ ва ҳамкории онҳо бо органҳои комсомолӣ ба эътибор гирифта шавад.

2. Салоҳияти комиссия дароз карда шуда, супориш дода шавад, то дар оянда фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ-ро омӯзад. Дар ҳолати зарурӣ пешниҳодҳоро дар бораи хоста гирифтани онҳо [illegible] намуда, чораҳоро оид ба инкишоф дани корҳои пурсамари ҳамаи гурӯҳҳои депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ кор карда баромада, натиҷаашро ба пленуми наздиктарини КМ ИЛКҶУ арз кунад.

3. Ба КМ ИЛКҶУ супурда шавад, то шароитҳои заруриро барои кори комиссия муҳайё намояд, ки депутат кор мекунад ва ҷойҳое, ки онҳоро пешбарӣ карданд, омӯхта шаванд.

Сабаби иҷро накардани наказҳо муайян карда шавад.

Комиссия чунин меҳисобад, ки муайян кардани ёрӣ ба депутатҳои ҷавон аз ташкилотҳои комсомолӣ баҳри беҳшавии фаъолияти онҳо зарур аст. Комиссия чунин меҳисобад, ки ҳисоботи ҳозираи депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ дар бюро, пленумҳо ва маҷлисҳои фаъолони комсомолӣ ҷамъбаст карда шаванд. Аз рӯи маълумотҳои мавҷуда ҷоряки депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ дар бораи фаъолияти худ дар органҳои комсомолӣ ҳисобот надодаанд.

## Резолюцияҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ

### «Дар бораи супоришҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ ба ҳайати нави КМ ИЛКҶУ»

Анҷумани ИЛКҶУ қарорҳои муҳим — эъломия, мақсадҳои барномавӣ, Оинномаи ИЛКҶУ ва як қатор резолюцияҳое, ки дигаргуниҳои қатъиро дар иттифоқ муайян мекунанд, қабул намуд. Бо вуҷуди ин маҳдудияти вақт имкон надод, ки як қатор ҳуҷҷатҳои тайёркардашуда дида баромада шаванд. Кори мутташаккилонаи масъулиятноки ҳайати нави КМ ИЛКҶУ-ро оид ба ҷорӣ намудани қарорҳои қабулшуда ва пешниҳодҳои вакилони анҷуман дарк карда, анҷуман қарор мекунад:

1. Ба КМ ИЛКҶУ супориш дода шавад, ки дар муддати як моҳ ҳамаи ҳуҷҷатҳои дар марказҳои мубоҳисавии анҷуман тайёркардашуда ...

... ҳазорҳо маҳаллаҳои аҳолинишин, фоҷиаи тақдири садҳо ҳазорон одамон гардидааст.

#### АНҶУМАНИ XX1 ИЛКҶУ БА СОКИНОНИ НАЗДИ АРАЛ

ҳамдардии худро баён намуда, қайд мекунад, ки корҳои пешбинишуда, ки Шӯрои Олии ИҶШС, Шӯрои Вазирони ИҶШС, КМ ҲКИШ, КМ ИЛКҶУ ва дигар ташкилотҳо қабул кардаанд суст ва ба таври пурра иҷро намешаванд, бад шудани ҳолати санитарию эпидемиологӣ, аз рӯи фоҷиаи азими экологӣ зиёд будани ҳаҷми вазифаҳоро ба инобат гирифта чунин меҳисобад, ки ёрӣ имрӯз ҳатмӣ зарур аст. Аз ин рӯ анҷумани XX1 ИЛКҶУ ...

... дар бораи дида баромадани ҷойгиркунии мақсадноки объектҳои ҳарбӣ дар минтақаи назди Арал.

3. Муроҷиат бо дархост ба Шӯрои Вазирон дар бораи ҷудо кардани маблағ барои сохтмони маркази барқароркунӣ ва лагери пешоҳангон барои кӯдакон ва пешоҳангони назди Арал.

4. Ба Комитети Марказии ИЛКҶУ аз нав таъсисёбанда супориш дода шавад:

— ҷойҳои зиёдатӣ дар лагерҳои умумииттифоқии пешоҳангон барои истироҳат, фароғат ва табобати кӯдакони минтақаи харобгардида ҷудо карда шавад:

— ёрии мунтазами молиявӣ расондан ба муассисаҳои ...

### «Оид ба масъалаҳои рафъи оқибатҳои фалокат дар САЭ Чернобыль»

Ташвиши худро нисбати бемаҳал ва чораҳои каммаҳсул, ки барои рафъи оқибатҳои фалокати САЭ Чернобыль андешида шудаанд ва аз аҳли ҷамъият ҳолати ҳақиқии фалокатро дар минтақаҳои аз радиация ифлосшуда пинҳон кардан, набудани қоидаҳои қонунгузорӣ, ки зиндагии одамонро дар ин минтақаҳо ба низом медарорад, баён намуда, анҷумани XXI ИЛКҶУ қарор мекунад:

I. Муроҷиат ба Шӯрои Олии ИҶШС бо дархостҳои:

— тайёр ва қабул кардани Қонуни ИҶШС дар бораи минтақаи аз радиация ифлосшуда, ки дар он ҳимояи иҷтимоӣ ва ҳуқуқи ҳамаи одамони дар он минтақа зиндагӣ кардаистодаро дар бар гирад;

— моҳи апрели соли 1990 дида баромадан ва қабул кардани «Барномаи ягонаи иттифоқӣ-ҷумҳуриявӣ оид ба рафъи оқибатҳои фалокат дар САЭ Чернобыль».

— ташкили комиссия аз ҳисоби депутатҳои халқи ... роф;

— кор карда баромадани концепцияи зиндагии бехавфи одамон, ки на танҳо дараҷаи ифлосии радиацияро ба эътибор мегирад, балки шароитҳои табиӣ, масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ, имконияти ҷорӣ намудани хоҷагии ёридиҳандаи шахсӣ ва таъмини маҳсулоти тозаи хӯрокворӣ, ҳифзи саломатии кӯдакон,

— дар назди Шӯрои Вазирони ИҶШС оид ба масъалаҳои рафъи оқибатҳои фалокат ташкил кардани органи иҷроияи муваққатии ғайриидоравӣ;

— коркарди барномаи марҳалавӣ оид ба кор даровардани блокҳои энергетикии САЭ Чернобыль ва ис... сабавии мамлакат, инчунин дар хонаҳои истироҳатӣ барои модарони кӯдакдор ҷудо кунанд; имконияти дар онҳо ташкил кардани хизматӣ диагностикӣ-тиббиро бинанд.

5. Ба вазорати нигаҳдории тандурустии ИҶШС бо хоҳиш дар бораи бетаъхир ҷудо кардани таҷҳизоти мувофиқ ва мутахассисон барои гузаронидани табобат ва сиҳатии кӯдакон ва наврасон дар лагерҳои пешоҳангии КМ ИЛКҶУ дасти ёрӣ дароз кунанд.

Аз Шӯрои Вазирони ИҶШС хоҳиш карда шавад, ки барои беҳшавии шароит, озуқа ва хизматрасонии кӯдакону наврасон маблағҳои иловагӣ ҷудо кунанд.

6. Ба ташкилотҳои комсо...

1. Ахбори ... ба омӯзиши фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ ва ҳамкории онҳо бо органҳои комсомолӣ ба эътибор гирифта шавад.

2. Салоҳияти комиссия дароз карда шуда, супориш дода шавад, то дар оянда фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ-ро омӯзад. Дар ҳолати зарурӣ пешниҳодҳоро дар бораи хоста гирифтани онҳо тайёр намуда, чораҳоро оид ба инкишофдани корҳои пурсамари ҳамаи гурӯҳҳои депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ кор карда баромада, натиҷаашро ба пленуми наздиктарини КМ ИЛКҶУ арз кунад.

3. Ба КМ ИЛКҶУ супурда шавад, то шароитҳои заруриро барои кори комиссия муҳайё намояд.

**Ахбори комиссия оид ба омӯзиши фаъолияти депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ ва ҳамкории онҳо бо органҳои комсомолӣ**

Анҷуман ҳайати комиссия оид ба омӯзиши масъалаҳои ҳамкории КМ ИЛКҶУ бо гурӯҳи депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ-ро тасдиқ намуд. Комиссия ба омӯзиши фаъолияти депутатҳо аз рӯи материалҳои зиёди ба КМ ИЛКҶУ пешниҳодгардида оғоз кард. Дар ин машваратҳо комиссия ба чунин хулоса омад, ки зарур аст ҳиссаи ҳар як депутати халқи ИҶШС-ро аз ИЛКҶУ дар «сандуқи» умумӣ оид ба ҳимояи манфиатҳои комсомол, ҷавонон дар органҳои олии ҳокимияти давлатӣ муайян кунад. Қисми зиёди депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ ва маҳз 59-нафарашон фаъолияти депутатии худро дар маҳалҳо, бе ҷудоӣ аз кори асосӣ идома медиҳанд, ба эътибор гирифта, комиссия ба чунин хулоса омад, ки ин масъала бо диққат дар маҳалҳо омӯхта шавад, то муносибати онҳо бо фаъолияти ташкилотҳои комсомолие, ҷойҳое, ки онҳоро пешбарӣ кардаанд, омӯхта шаванд.

Сабаби иҷро накардани наказҳо муайян карда шавад.

Комиссия чунин меҳисобад, ки муайян кардани ёрӣ ба депутатҳои ҷавон аз ташкилотҳои комсомолӣ барои беҳшавии фаъолияти онҳо зарур аст. Комиссия чунин меҳисобад, ки ҳисоботи ҳозираи депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ дар бюро, пленумҳо ва маҷлисҳои фаъолони комсомолӣ ҷамъбаст карда шаванд. Аз рӯи маълумотҳои мавҷуда чоряки депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ дар бораи фаъолияти худ дар органҳои комсомолӣ ҳисобот надодаанд.

Бо вуҷуди ин вазифаи комитетҳои комсомолӣ гузаронидани он ҳисоботҳо на ба хотири танҳо гузаронидан, балки бо мақсади самаранокии фаъолияти ҳар як депутат аст. Ҳуҷҷатҳо аз рӯи ҳисоботи депутатҳои халқи ИҶШС аз ИЛКҶУ, инчунин қарорҳои бюро пленумҳои оид ба ин масъалаҳо бодиққатона ҳангоми тайёр намудани хулосаҳои худ дар бораи фаъолияти депутатҳо омӯхта мешаванд.

Комиссия чунин меҳисобад, ки аз рӯи ҷамъбасти омӯзиши саҳми ҳар як депутат баҳои фаъолияти ӯ аз ҷониби ташкилотҳои комсомолӣ метавон пешниҳоди онҳо ҳатто то дараҷаи пас хостани депутатҳо алоҳида тайёр намудан мумкин аст.

Бо вуҷуди ин ҳамаи ҳаҷми кор душвориҳоро дида комиссия ба хулосае омад, ки онро дар чанд рӯзи анҷуман гузаронидан ғайриимкон аст. Аз ин чунин хулоса бароварда комиссия ба анҷумани XXI ИЛКҶУ арз мекунад — ваколати комиссия дароз карда шуда, мӯҳлати кори вай муайян карда шавад ва супорида шавад, ки дар бораи натиҷаи кори худ дар яке аз пленумҳо ҳайати нави КМ ИЛКҶУ ҳисобот диҳад.

Анҷумани ИЛКҶУ қарорҳои муҳим — эъломия, мақсадҳои барномавӣ, Оинномаи ИЛКҶУ ва як қатор резолютсияҳое, ки дигаргуниҳои қатъиро дар иттифоқ муайян мекунанд, қабул намуд. Бо вуҷуди ин маҳдудияти вақт имкон надод, ки як қатор ҳуҷҷатҳои тайёркардашуда дида баромада шаванд. Кори мутасаддиёни масъулиятноки ҳайати нави КМ ИЛКҶУ-ро оид ба ҷорӣ намудани қарорҳои қабулшуда ва пешниҳодҳои вакилони анҷуман дарк карда, анҷуман қарор мекунад:

1. Ба КМ ИЛКҶУ супориш дода шавад, ки дар муддати як моҳ ҳамаи ҳуҷҷатҳои дар марказҳои мубоҳисавии анҷуман тайёркардашуда, инчунин пешниҳодҳои гурӯҳҳои вакилон ва вакилони ҷумҳуриҳо, ки ба комиссияҳои таҳририяи анҷуман супоридаанд дида шуда, қарор қабул кунад.

2. КМ ИЛКҶУ дар муддати ду моҳ аз натиҷаҳои иҷрои супоришҳо вакилони анҷуманро огоҳ созанд.

### «ДАР БОРАИ ҲОЛАТИ БААМАЛОМАДАИ МИНТАҚАИ НАЗДИ АРАЛ»

Анҷумани XXI ИЛКҶУ аз вазъияти пуршиддате, ки дар натиҷаи фалокати экологӣ-хушкшавии баҳри Арал ба амал омадааст, дар изтироб аст.

Минтақаи назди Арал қашшоқтарин минтақаи экологии ҳазорҳо маҳаллаҳои аҳолинишин, фоҷиаи тақдири садҳо ҳазорон одамон гардидааст.

### АНҶУМАНИ XXI ИЛКҶУ БА СОКИНОНИ НАЗДИ АРАЛ

ҳамдардии худро баён намуда, қайд мекунад, ки корҳои пешбинишуда, ки Шӯрои Олии ИҶШС, Шӯрои Вазирони ИҶШС, КМ ҲКИШ, КМ ИЛКҶУ ва дигар ташкилотҳо қабул кардаанд суст ва ба таври пурра иҷро намешаванд, бад шудани ҳолати санитарию эпидемиологӣ, аз рӯи фоҷиаи азими экологӣ зиёд будани ҳаҷми вазифаҳоро ба инобат гирифта чунин меҳисобад, ки ёрӣ имрӯз ҳатмӣ зарур аст. Аз ин рӯ анҷумани XXI ИЛКҶУ қарор мекунад.

1. Ба Шӯрои Олии ИҶШС, Шӯрои Вазирони ИҶШС, КМ ҲКИШ бо талабҳо муроҷиат мекунад:

Назорат аз болои татбиқ гардидани қарори КМ ҲКИШ ва Шӯрои Взаирони ИҶШС таҳти рақами 1110 аз 12-сентябри соли 1988 оид ба душвориҳои назди Арал таъмин ва пурзур карда шавад.

— тезонидани омодасозии консепсияи наҷоти баҳри Арал;

— муроҷиат ба ҷамъиятҳои байналхалқӣ бо хоҳиши ёрӣ ва имкониятҳои кӯмак расондан;

2. Муроҷиат бо дархост ба Шӯрои вазирони ИҶШС, Вазорати Мудофиаи ИҶШС дар бораи дида баромадани ҷойгиркунии мақсаднокии объектҳои ҳарбӣ дар минтақаи назди Арал.

3. Муроҷиат бо дархост ба Шурои Вазирон дар бораи ҷудо кардани маблағ барои сохтмони маркази барқароркунӣ ва лагери пешоҳангон барои кӯдакон ва пешоҳангони назди Арал.

4. Ба Комитети Марказии ИЛКҶУ аз нав таъсисёфта супориш дода шавад:

— ҷойҳои зиёдатӣ дар лагерҳои умумииттифоқии пешоҳангон барои истироҳат, фароғат ва табобати кӯдакони минтақаи харобгардида ҷудо карда шавад:

— ёрии мунтазами молиявӣ расондан ба муассисаҳои кӯдаконаи назди Арал.

5. Ба комитетҳои комсомолӣ, ташкилотҳои пешоҳангон, марказҳои ҷавонон ва дигар ташкилотҳо бо усули хоҷагии ҷавонон коркунанда муроҷиат кардан лозим то:

— дар ташкили хазинаи ёрӣ оид ба наҷоти баҳри Арал ёрӣ расонанд;

— муносибатҳои ба шефӣ гирифтани ҷумҳуриҳо, кишвар, вилоятҳоро бо комитетҳои комсомолии шаҳрҳо ва ноҳияҳое, ки дар минтақаи назди Арал ҷойгиранд барқарор кардан;

— имкониятҳоро барои ташкили истироҳату табобати кӯдакон, оилаҳои ҷавони минтақаи назди Арал дар ҷумҳуриҳо, кишварҳо, вилоятҳои худ пайдо кардан.

## «Дар бораи муносибатҳо ба масъалаҳои маъюбон»

Анҷуман изтироби махсусро нисбати ҳолати маъюбон дар ҷамъияти мо баён мекунад. Бинобар ин кор карда баромадани барномаи давлатӣ нисбати проблемаҳои маъюбон ва қабули Қонуни ИҶШС дар бераи маъюбон зарур аст.

Анҷуман чунин меҳисобад, ки органҳои давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва хазинаҳои хайрия бояд муносибати худро нисбати маъюбон қатъиян дигар кунанд.

Иқтидори мавҷудаи эҷодӣ, интелектуалӣ, маънавии маъюбон бояд пурмаҳсултар ба фоидаи ҷамъияту худи одамон истифода бурда шавад. Ҳамагуна ҳамкорӣ ба ёрӣ дар пайдоиши фаъолияти хайрия дар ҷамъият зарур аст. Фаъолиятнокии маъюбони ҷавон ва ташкилотҳои онҳоро метавон дастгирӣ кард.

Анҷуман ба комсомолони корхонаҳо муроҷиат менамояд, то онҳо дар фаъолияти иқтисодии худ, манфиатҳои ин гурӯҳи иҷтимоиро ба эътибор гиранд.

## ... фалокат дар САЭ Чернобыль»

...да пинҳон кардан, набудани қоидаҳои қонунгузорӣ, ки зиндагии одамонро дар ин минтақаҳо ба низом медарорад, баён намуда, анҷумани XXI ИЛКҶУ қарор мекунад:

I. Муроҷиат ба Шӯрои Олии ИҶШС бо дархостҳои:

— тайёр ва қабул кардани Қонуни ИҶШС дар бораи минтақаи аз радиация ифлосшуда, ки дар он ҳимояи иҷтимоӣ ва ҳуқуқи ҳамаи одамони дар он минтақа зиндагӣ кардаистодаро дар бар гирад;

— моҳи апрели соли 1990 дида баромадан ва қабул кардани «Барномаи ягонаи иттифоқӣ-ҷумҳуриявӣ оид ба рафъи оқибатҳои фалокат дар САЭ Чернобыль».

— ташкили комиссия аз ҳисоби депутатҳои халқи ИҶШС барои назорати рафти рафъи оқибатҳои фалокат, ошкор намудани сабабҳо, баҳо ба рафторҳои шахсони масъул, роҳбарони партиявӣ ва шӯравӣ, аъзоёни комиссияҳои давлатӣ дар давраи солҳои 1986—1989;

— кор карда баромадани барномаи давлатии табобати одамони ноҳияҳои зарардида, дар навбати аввал кӯдакон;

— аз ҷамъиятҳои байналхалқӣ ва ҳамватаноне, ки дар хориҷа зиндагӣ мекунанд барои ёрӣ пурсидан муроҷиат карда шавад. Инчунин сокинон, махсусан кӯдаконро барои таҳқиқ ва табобат қабул кунанд;

— ба таври қонунгузорӣ таъмин намудани ошкорбаёнии пурра дар масъалаҳое, ки ба натиҷаҳои фалокат, оқибатҳои он ба рафти рафъи онҳо алоқаманданд ва аз он маълумотҳо бе кор кардани ҳама гуна мӯҳри махфӣ.

— ба Шӯрои Вазирони ИҶШС супурда шавад:

— фавран фиристонидани экспедицияе дар ҳайати мутахассисони соҳибихтисос барои таҳқиқи пурраи тиббии одамон ва дастрас кардани маълумотҳои статистикии аз радиация ифлосшудаи минтақаҳо, додани баҳои ҳақиқӣ ба таъсири радиатсионӣ ба инсон ва омилҳои муҳити атроф;

— кор карда баромадани консепсияи зиндагии бехавфи одамон, ки на танҳо дараҷаи ифлосии радиацияро ба эътибор мегирад, балки шароитҳои табиӣ, масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ, имконияти ҷорӣ намудани хоҷагии ёридиҳандаи шахсӣ ва таъмини маҳсулоти тозаи хӯрокворӣ, ҳифзи саломатии кӯдакон.

— дар назди Шӯрои Вазирони ИҶШС оид ба масъалаҳои рафъи оқибатҳои фалокат ташкил кардани органи иҷроияи муваққатии ғайриидоравӣ;

— коркарди барномаи марҳаланоки оид ба кор даровардани блокҳои энергетикии САЭ Чернобыль ва истифодаи мутахассисони аз кор озодшуда то соли 1995 ба охир расонида шавад.

2. Ба Комитети Марказии ИЛКҶУ супурда шавад то барномаи дарозмуддати комплексии ёрӣ ба ташкилотҳои комсомолии ноҳияҳое, ки аз фалокат дар САЭ Чернобыль зарар дидаанд, кор карда бароянд.

3. КМ ИЛКҶУ, ШМ ТУП ба номи В. И. Ленин ба таври таъҷилӣ дар лагерьҳои пешоҳангии КМ ИЛКҶУ «Артек», «Орлёнок», «Океан» имконияти наздиктарини бо КМ ИЛКҶУ Украина, КМ ИЛКҶ Белоруссия, дигар комитетҳои комсомолии ноҳиявии осебдида таъмин кардан бо ҷой кафолат дода шавад.

КМ ИЛКҶУ, ББТҶ «Спутник» барои дар муассисаҳои табобатии худ барои хонандагон ва аз рӯи имконияту шароит ба модарон ва фарзандони то синни 5-солаи онҳо аз ноҳияҳои осебдида ҷой ҷудо кунанд.

4. Аз ШУМИК хоҳиш карда шавад, ки лагери пешоҳангони «Юный ленинец»-и шаҳри Евпатория ба маркази бачагонаи радиологӣ табдил дода шавад; дар бораи ҷудо кардани ҷойҳои кофӣ барои табобати кӯдакон ва наврасоне, ки дар ноҳияҳои осебдида зиндагӣ мекунанд, дар лагерҳои иттифоқҳои касабавии мамлакат, инчунин дар хонаҳои истироҳатӣ барои модарони кӯдакдор ҷудо кунанд; имконияти дар онҳо ташкил кардани хизмати диагностикӣ-тиббиро биёбанд.

5. Ба назорати нигаҳдории тандурустии ИҶШС бо хоҳиш дар бораи бетаъхир ҷудо кардани таҷҳизоти мувофиқ ва мутахассисон барои гузаронидани табобат ва сиҳатии кӯдакон ва наврасон дар лагерҳои пешоҳангии КМ ИЛКҶУ дасти ёрӣ дароз кунанд.

Аз Шӯрои Вазирони ИҶШС хоҳиш карда шавад, ки барои беҳшавии шароит, озуқа ва хизматрасонии кӯдакону наврасон маблағҳои иловагӣ ҷудо кунанд.

6. Ба ташкилотҳои комсомолӣ, коллективҳои меҳнатии мамлакат бо хоҳиш муроҷиат карда шавад, ки пешниҳоди шахсони зиёдеро, ки дар бораи гузаронидани маблағи дар шанбегии 21 апрели соли 1990 ба даст оидааст, ба ҳисоби «Маблағи халқии ба ёрии осебдидагон» № 700182 дар Банки манзилӣ-иҷтимоии ИҶШС гузаронанд.

7. Ташаббуси гурӯҳи депутатҳои халқии ИҶШС-ро аз ИЛКҶУ, ки ба анҷумани дуюми депутатҳои халқи ИҶШС муроҷиат карда буданд, дастгирӣ карда, ба ташкилотҳои комсомолии мамлакат пешниҳод карда шавад:

— кӯдакони то синни мактабиро аз ноҳияҳои осебдида ба лагерҳои меҳнатию истироҳатии синфҳои болоӣ, лагерҳои пешоҳангон қабул кунанд;

— роҳҳои ташкили истироҳати кӯдакон, оилаҳои ҷавони аз ноҳияҳои осебдидаро пайдо карда онҳоро ба меҳмонӣ ба ҷумҳурият, кишвар ва вилоятҳо, ба хонаҳои худ даъват кунанд;

— дар назди КМ ИЛКҶУ, комитетҳои комсомолӣ, рӯзномаи «Комсомольская правда» штаби ёрӣ ба оилаҳои ҷавон, ки хоҳиши дар дигар минтақаҳо зиндагӣ кардан доранд, ташкил карда шаванд.

# ЧАНД СУХАН БАЪДИ АНҶОМИ СЕССИЯ

(Аввалаш дар саҳ. 1).

ки фикру ақидаашон як андоза аз дигарон фарқ дошт, бо ҳайҳую кафкӯбиҳои ноҷо мебуриданд. Яъне, бо ин кори худ овози намояндаи 5 — 6 ҳазор интихобкунандаро, ки нисбати масъалаи пешниҳодшуда назари дигар дорад, пахш менамуданд. Ин манзараи ногуворро дида ҷараёни Анҷумани нахустини депутатҳои халқи ИҶШС пеши назар меояд. Дар он маҷлис ҳам «аксарияти мутлақ» ба академик А. Д. Сахаров ва рӯшанфикрони дигар бо кафкӯбию дод мағал имкони ҳарфзанӣ намедоданд. Онҳо нагузоштанд, ки вай ҳақиқатҳои талхи воқеияти моро ба забон орад. Бо гузашти айём дурустии пешгӯию таъкидҳои академики марҳум барои ҳамагон маълум шуд, вале садду монеаҳои бюрократӣ кори худро кард. Қалби ҳассоси А. Д. Сахаров тоб наовард...

Аз рафти мубоҳисаи сессия дарк намудам, ки қисмати бештари депутатҳо донишҳои заруриии ҳуқуқию иқтисодӣ надоранд.

Натиҷаи ҳамин буд, ки муҳокимаи қонунҳои ҳуқуқӣ бидуни баҳсу мунозираҳои пурҷӯшу хурӯш гузашт. Таклифу пешниҳодҳои пурқиммат низ кам садо доданд.

Нуктаи дигар. Аксарияти депутатҳо ҳангоми суханронӣ аз проблемаҳои кӯчаки маҳали худ (аз қабили кам будани нақлиёти мусофиркашон, нарасидани маводи хӯрокӣ ва сару либос, набудани манбаи оби нӯшокӣ ва ғайра) ҳарф зада, аз роҳбарони вазорату комитетҳо ҳалли онҳоро хоҳиш менамуданд. Набояд фаромӯш намуд, ки парламент органи қонунбарор аст ва депутатҳо бояд дар якҷоягӣ қонунҳое бароранд, ки дар ҳалли проблемаҳои мавҷуда ва болоравии сатҳи зиндагии мардум мусоидат кунад.

Дар охир мехостам муносибати худро нисбати рафтори ношоистаи як идда депутатҳо иброз намоям. Дар рафти сессия мо — рӯзноманигорон шоҳиди ҳодисаи номатлуб гаштем. Ҳангоми овоздиҳӣ як депутат ба ҷои ду, ҳатто се нафари ғоиб овоз медод. Мутаассифона, муратибони китоби машҳури «Рекордҳои Гиннесс» ҳузур надоштанд ва натавонистанд чунин «рекорд»-ҳоро ба қайд гиранд. Ин кор махсусан рӯзи 23 апрель (баъд аз пешин) авҷ гирифт. Ҳатто ба оператори телевизион муяссар гардид, ки «ҳунари воло»-и депутатҳоро ба «қайд» гирад. Ин «бозёфт»-и худро ТВ шом ба тамошобинони сершумор пешкаш намуд...

Чунинанд таассуроти рӯякии як тан рӯзноманигор аз рафти сессия. Шояд ин таассуротҳо як андоза характери субъективӣ дошта бошанд. Бинобар бо чанд нафар аз депутатҳо мусоҳиб шуда, назари онҳоро нисбати кори сессияи нахустин пурсон шудем.

**Атохоҷа ЯТИМОВ, ҳавзаи интихоботии рақами 44, ноҳияи Ғарм, муовини сардухтури беморхонаи ноҳия.**

Нахустин маротиба дар сессияи Шӯрои Олӣ иштирок дорам ва аз рафти кори он як ҷаҳон таассурот гирифтам. Бояд гуфт, ки фаъолиятнокии депутатҳо хеле баланд буд. Аз рӯи ҳар як масъалаи муҳокимашаванда баҳсу мунозираи доманадоре сурат мегирифт.

Агар гӯям, ки аз тамоми кори сессия қаноатмандам, дуруст намебуд. Ба назари ман дар кори сессия камбудиҳои ҷиддӣ ҷой дошт. Масалан, интихоби роҳбаронро гирем. Мутаассифона, танҳо интихоби раиси Шӯрои Олии Тоҷикистон бо роҳи альтернативӣ сурат гирифт. Дар ҳолати ду-се номзад пешниҳод кардан мо имкон доштем аз байни онҳо шахсони лоиқу арзандаро интихоб кунем. Дар як рӯз лозим меомад, ки номзадии даҳҳо вазиронро тасдиқ намоем. Ҳатто барои бо шиносномаҳои онҳо ошно шудан фурсат намедоданд. Ба болои ин аксарияти депутатҳо вақти муҳокимаи номзад бо садои баланд «Муҳокима лозим нест! Ба овоз монда шавад» — мегуфтанд. Аз ин тарзи кор дар ҳайрат мондам. Охир, мо бояд роҳбаронеро интихоб кунем, ки қудрати аз бӯҳрони иқтисодӣ баровардани ҷумҳуриро дошта бошанд. Мо бояд ҳар як номзадро ҳаматарафа месанҷидему баъд интихоб менамудем. Вале...

**Ҳайдар ШАРИФОВ, ҳавзаи интихоботии рақами 158, рӯҳонӣ.**

Ба назари ман сессия бо рӯҳи демократӣ гузашт. Барои мисол интихоби раиси Шӯрои Олии ҷумҳуриро мегирем. Аз ду номзади пешниҳодгашта ба таври овоздиҳии демократӣ номзади лоиқро интихоб намудем.

Шукри даврони бозсозист, ки мо намояндагони аҳли дин узви парламент ҳастем ва дар ҳаёти пурҷӯшу хурӯши иҷтимоӣ дар канор нестем. Аз он меболем, ки депутатҳои мӯҳтарам ба ҳарфҳои рӯҳониён гӯш медиҳанд ва пешниҳодҳои онҳоро дастгирӣ менамоянд. Ман дар назар дорам пешниҳоду дархостҳои мӯҳтарам Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзодаро. Эшон дархост намуданд, ки ТВ Тоҷикистон суҳбати аҳли динро ҳафтае ё моҳе як маротиба дар ҳаҷми 20 дақиқа дар программаи худ ҷой диҳад. Ин таклиф дастгирӣ шуд.

**Сафаралӣ КЕНҶАЕВ, ҳавзаи интихоботии рақами 63-и ноҳияи Ленин, ҷонишини прокурори нақлиёти Осиёи Миёна.**

Сессияи мазкур аз сессияҳои собиқа як андоза фарқият дорад. Яъне, депутатҳо нисбат ба пештара каме фаъол шудаанд. Бо вуҷуди ин, ман аз фаъолияти депутатҳо қаноатманд нестам. Онҳо дар муҳокимаи масъалаҳои ҳаётан муҳим диққати ҷиддӣ намедиҳанд, саҳлангоронаю бетарафона муносибат мекунанд. Ба назари ман он вақт давлати ҳуқуқбунёд барпо карда метавонем, ки ҳар як аъзои парламент дар муҳокимаи масъалаҳои мавҷуда саҳми фаъол дошта бошад. Масалан, дар сессияи мазкур аксарияти депутатҳо дар муҳокимаи номзадии вазирону раисони комитетҳо мавқеи бетарафиро ишғол намуданд, танҳо дар атрофи масъалаҳои кӯчаки маҳали худ, аз қабили нарасидани оби нӯшокӣ, сифати бади роҳҳо ва ғайра ҳарф мезаданд.

Як чиз маро ба ҳайрат меорад. Аксарияти депутатҳо на танҳо муҳокима, балки шунидани ахборро дар мавриди воқеаҳои муҳими ҷумҳурӣ зарур намешумориданд. Ҳатто хулосаи Комиссияи Президиуми Шӯрои Олии ҷумҳурӣ нисбати воқеаҳои 12—13—14 февралро шунидан нахостанд. Охир, ба касе пӯшида нест, ки хуни зиёде рехта шуд, модарони бисёре сияҳпӯш гардиданд, ба иқтисоди ҷумҳурӣ зарари ҷиддӣ ворид шуд. Вале аксарияти депутатҳо бар зидди шунидани ҳақиқат овоз доданд.

Ман инро ба виҷдони мардуме, ки чунин депутатҳоро интихоб намудаанд, ҳавола мекунам.

**Адолат РАҲМОНОВА, ҳавзаи интихоботии рақами 202, котиби кумитаи ҳизбии вилояти Кӯлоб.**

Дар сессияҳои солҳои пеш ба гӯшаи хотир оварда наметавонистем, ки номзади ба вазифаи вазирӣ пешниҳодкардаи роҳбари ҳукуматро депутатҳо тасдиқ намекунанд. Чунин ҳодиса нахустин бор дар сессияи мо рух дод. Вакилони халқ номзадии вазири алоқа Д. И. Поповро рад намуданд.

Дар мавриди муҳокимаи номзадҳои дигар низ баҳсу мунозираҳои доманадор сурат гирифт. Ин бесабаб нест. Бояд ашхоси дилсӯз, ташкилотчӣ, босаводро мо интихоб кунем, то ки онҳо ба болоравии иқтисод, хуб шудани сатҳи зиндагӣ мусоидат намоянд.

Ҳанӯз дар рӯзҳои аввали сессия баъзе депутатҳо масъалаи ихтисор кардани аппарати роҳбарикунанда ва барҳам додани як қатор вазоратҳоро ба миён гузоштанд. Мутаассифона ин пешниҳод аз мадди назари сессия дур афтод. Набояд фаромӯш сохт, ки аз 1 январи соли 1991 ҷумҳуриамон пурра ба ҳисоби хоҷагӣ мегузарад. Он вақт лозим меояд, ки ҳар як тинро ҳисоб кунем. Бинобар хуб мешуд, ки аз ҳозир ғамиояндаро хӯрда ба афзоиши аппарати роҳбарикунанда роҳ надиҳем.

Мардони МУҲАММАД,
хабарнигори «Ҷавонони Тоҷикистон».




(Аввалаш дар шумораҳои гузашта).

Аз ҳамин ҷиҳат ва аз навиштаҳои Ҳеродот истинбот мешавад, ки мардумони соко аз ҳайси тамаддун ҳам мухталиф будаанд, масалан: тамаддуни даҳ шаҳри қадими Бунҷикас: Аккад, Сумир, Непур, Ур, Сеппор, Ирах, Пурсеппо, Теглош, Осур аз ҷиҳати услуб ва меъёри умумии рӯзгордорӣ як хел намоянд ҳам, ҳамчун давлатҳои ҷудогона ҳар яке дараҷаи пасту баланди тамаддуни маънавӣ аз сиёсати худро доштаанд, албатта, ба ин пеш аз ҳама ҳаёти моддӣ ва иқтисодиашон нақши худро доштааст. Ҳар яки ин бародаршаҳрҳо ҳокими худро доштанд ва дар айни ҳол ба яке подшоҳ тобеъ будаанд, подшоҳи шаҳри Ур қариб ба таври доимӣ ҳукм меронд ва гоҳ-гоҳ ҳокими Аккад ғолиб омада давлатро ба даст мегирифт ва баъд ҳар ду як давлати муқтадир сохтанд ва кишваркушой карданд. Дар Осиёи Миёна тоифаҳои соко асосан дар ҳамин сарзамини Бунҷикас дар доманаи фарохнои кӯҳи Бутам буданд, ки онро маркази Ориён, фарохнои ориёно низ меномиданд ва ин ҷо ҳамчун мамлакати афсонавӣ шӯҳрат дошт, ва ба баъд дар Бохтар, Ҳирот, Афғонистон, Помир, Ҳинд, Урал, Қошғар, Гургон, Озар, Арман, Бобул ва дар чанд ҷойи дигар сокоҳо маскан доштанд.

Дар оғози ҳазораи чаҳоруми қабл аз милод дар ин маҳал ду давлати муқтадир Ур ва Аккад ба вуҷуд меояд. Ур баъди ишғол кардани шаҳри Сумир ба худ Сумир ном гирифт. Назар ба қавли муаррихони машриқи қадим ва муаррих Ҳасани Пирниё давлати Сумиру Аккад, ки ҳукмрони Осиёи Миёнаи онвақта будаанд, барои васеъ намудани хоки кишвари хеш шаҳри Кешро[1] таъсис карда Халиҷи Порсу шаҳри Бобул ва гирду атрофи онро ишғол намудаанд ва шаҳри Бобулро маркази дуввуми давлати худ қарор додаанд. Дар ин хусус муаллифи «Таърихи тамаддун» низ чунин иттилоъ медиҳад: «Сумириҳо нахустин бор дар наздикии Халиҷи Форс дар канори Шат умр ба сар мебурданд ва дар заминҳое, ки ба тозагӣ хушк шуда буда ба зироат пардохтанд». Чунон ки маълум шуд, муаллиф аз таърихи Сумириҳо огаҳӣ дорад, вале кӣ будану дар асл дар куҷо воқеъ будани ватани онҳоро намедонад. Мо аз таърихи Сумириҳо хуб иттилоъ дорем, ки дар ин Халиҷи Форс дар канори Шат шаҳри дуввуми Неппур таъсис ёфта буд. Ҳасани Пирниё ҳам давлати Сумиру Аккад ва шаҳрҳои онҳоро муайян карда бошад ҳам мавзеъ ва мавқеи онҳоро аниқ карда натавонистааст, ки мегӯяд: «Сумириҳо ва аккадиҳо. Ин мардумон аз замони бисёр қадим, ки маълум нест, аз кай шурӯъ шуданд... Ба таври қатъӣ ...

марказ шуданд ва нахустин шаҳри ҳақиқиро бино ниҳоданд, Сумириҳо буданд. Асли онҳо маълум нест» (с. 43). Баъд онҳо аз мадракҳои ҳафриётии аз Курғтагтеппаи Ишқобод ва аз Гургонону ва Дарагизи Астаробод фаҳмиданд, ки шеваи сохти ашёи сафолин, зуруфи сангӣ, аслиҳаи мисин ва ашёи дигар айломӣ аст ва рӯи калдонии онҳо аз тилло буда, дар он суратҳои сумирӣ хандакорӣ шудааст. Баъд баъзеҳо гумон карданд, ки байни тамаддуни айломӣ ва тамаддуни мовароидарёи Ҳазар иртиботе будааст ва шояд сумириҳо аз шимол ба раъси Халиҷи Порс ва ҷилгаҳи Бобул омада бошанд. «Ба ҳар ҳол — менависад Ҳасани Пирниё — аз ҳафриёти америкоиҳо дар Неппур, ки яке аз шаҳрҳои сумирӣ аст ва кашфи силсилаҳои зиёд аз подшоҳони ин қавм илова бар он чӣ маълум буд, муҳаққақ шудааст, ки пеш аз се ҳазор сол қабл аз милод сумириҳо гузаштаҳои муфассале доштанд ва Бобул маркази тамаддуни онҳо буда». (с. 115). Мақсад каме рӯшан шуд, вале муаррихон барғалат мавқеи Сумиру Аккадро мовароидарёи Ҳазар донистаанд.

Масъалаи дигаре, ки муаррихонро ба шубҳа овардааст ин мебошад, ки дар Сумиру Аккад сомиҳо ҳастанд ва аз ин рӯ шояд ҷои Сумиру Аккад шимолу ғарбии Шарқ бошад. Аккадиҳо, ки аз Осиёи Миёна рафта Бобулро ишғол карданд ва Бобул маркази дуввуми онҳо гардид, хоҳу ноҳоҳ аз намояндагони сом ё асир, ё хидматгор ва ё амалдор шуда ба Аккад ва Сумир роҳ ёфтанашон масъалаи ногузир ва ё табиист. Давлати Сумиру Аккадро аз Бобул не, балки аз таърихи Сумиру Аккад бояд омӯхт, зеро Бобул он вақт давлати мағлубшуда, зердаст ва маркази эҳтиёҷии ё худ дуввуми Сумиру Аккад аст.

Масъалаи дигари муаррихонро ба шубҳа оварда ин як будани мазҳаби сумириҳову аккадиҳо ва бобулиҳо мебошад. Ҳар яки ин шаҳрҳо раббуннавъ, яъне худои худро дошт, бо вуҷуди ин ҳама се раббуннавъи бузургро мепарастид. 1. Ону (оқои осмон). 2. Ио (соҳиби дараи амиқ). 3. Бил (худои замин). Ғайр аз ин сумириҳо муътақиди гурӯҳи арвоҳи бад ва ҷинҳо буданд ва барои аз шарри онҳо эмин будан қурбонӣ мекарданд, ниёзу тақаддаме медоданд. Муҷассамаи худоро сохта онро мепарастиданд. Агар ҳайкали худои шаҳреро ба шаҳри дигар баранд, ба асорат бурда ҳисоб мешуд ва ба истиқлоли он шаҳр халал мерасид. Бобулиҳо ҳам тамаддун, мазҳаб ва забони сумириҳоро қабул карда буданд, бо вуҷуди он ки забонашон сомӣ ҳисоб меёфт. Баъзе худоёни сумириҳо зан доштанд ва бархе аз арбоб вижаи писарони худоён буданд. Худоён ...

*Бишуд Борбад шоҳи ромишгарон,*
*Яке номдор шуд аз меҳтарон*

# Намоиши либосҳо



Мардуми ҷумҳурӣ хуб медонанд, ки дар пойтахтамон шаҳри Душанбе 23-апрели соли равон ҷашнвораи Борбади Марвазӣ оғоз гардида. Ба ин муносибат дар шаҳри Душанбе як қатор чорабиниҳо ба нақша гирифта шуда, ки яке аз онҳо «Намоиши либосҳои замони Борбад», ки рӯзи 24-апрель дар Цирки давлатии Тоҷикистон доир гардид.

Он рӯз ба намоишгоҳ, ки маҳсули ширкати ҷумҳурии Тоҷикистон «Хизмат» манзур шуда буд, мардуми зиёде ҷамъ омад.

Саҳнаи Цирки тоҷик намуди дилрабо дошт. Баробари хомӯш гардидани чароғҳои барқӣ, гирдогирди саҳна 40 шамъ фурӯзон шуд. Миёнаҷои саҳна андаруни лаълие шамъҳо фурӯзонанд. Бо садои мусиқӣ ва овози марғуладори Далер Назар ба саҳна шаш тан бонувони мавзунқомати дар бар либоси сабки ниёгон пайдо шуданд. Онҳо назди лаълие рӯ ба оташи муқаддас саҷда карда, сипас ба роҳи хеш равон гаштанд...

Он рӯз зебодухтарону ҷавонписарон зери садои мусиқӣ намудҳои зиёди либосҳои мухталифро, ки ширкати «Хизмат» ба сабки миллӣ офарида намоиш доданд.

Бинандагон ҳама мафтуни ҳунари офарандагон буданд. Ин аз кафкубиҳои бардавом ва нидоҳои хушнудонаи онҳо гувоҳ аст.

Тамошобинон аз сару либоси хушдӯхт, ки ба сабки аҷдодист нигариста, дар ҳайрат буданд. Ҳайраташон он буд, ки чаро то ба ҳол мо чунин либоспӯширо эҳё нанамудем.

Дар офариниш ва таҳияи он сару либосҳо, ки лаҳзае пораҳои таърихи гузаштагонро пеши назари тамошобин овард, ширкати «Хизмат» заҳмати беандоза кашида. Ин кори хайр, ин рафтори наҷиб ва ин амали олиҷанобона боиси дастгирист. Чи хуш, ки дар ин ширкат мардуми санъату фарҳангдӯст гирдиҳам омада, чунин намоишҳоро пешкаши мардум намуда.

Аз президенти ширкати «Хизмат» Сайфиддин Тӯраев пурсидем, ки чи водор карда, ки ба офариниши чунин сару либосҳо камар баста ва аз кадом сарчашмаҳо истифода кардаанд?

— Ин маҳсули кори тӯлонии мост. Мо дар офариниши чунин сару либосҳои дилнишин бо муаррихон, бостоншиносон, олимону рассомон баҳсу мунозираҳо намуда ба омӯзиши сару либосҳои замони суғдиён, сомониён ва сосониён машғул шудам ва дар натиҷа ин сару либосро манзури мардум намудем.

— Мо инҷо шоҳиди он будем, ки чи гуна мардум либосҳои офаридаи ширкати шуморо бо хушнудӣ пазирой намуданд. Дар оянда барои таблиғи чунин сару либос чӣ нақшаҳо доред?

— Мақсади онро дорем, ки пеш аз ҳама ин сару либосро ба тамоми сокинони ҷумҳурӣ намоиш диҳем, баъдан ингуна либосҳоро ба фурӯш бароварда пешкаши харидорон намоем.

Ҳамин тавр он рӯз мардуми тамошобин ба намуди либосҳои миллии хеш бори нахуст ошно гардида, аз тамошояш лаззат burданд.

**Матн аз СОҲИБИХТИЁР.**

**Дар аксҳо «Намоиши сару либосҳои миллии замони Борбад».**

**Аксбардор А. ИСОЗОДА.**



# Ду мусоҳиба аз кунгура

**Марло Арамовна БРУТЯН, профессори Консерваторияи ба номи Комитас, шаҳри Ереван:** Ин гуна кунгура дар Тоҷикистон бори нахуст доир мегардад ва аз ин боис ширкаткунандагони навине дорад ва ба вежа, аз донишмандони эронӣ. Одамони нав, ки зиёдаанд, фикру пажӯҳишоти наве ҳам доранду бо худ овардаанд. Одамоне ҳам ҳастанд, ки дар кунгураҳои дигари мусиқии Шарқ вохӯрда будем.

Борбад барои Арманистон ва ба таври мушаххас барои ман қимати зиёде дорад. Борбад дар навову ҳунар ҳарифони зиёде дошт ва нафаре аз онҳо Саркис фарзанди мардуми мост. Борбад ва Саркис. Мо ҳунари он айёмро дар ин пайванд меомӯзем. Яъне аз ҳамон даврон масоили пайванди ҳунарӣ миёни арманиҳо ва эрониён пайдо гардида буд ва то имрӯз меояд. Гап сари он аст, ки аз миёни фарҳанги мардумони Осиёи Миёна мо, арманиҳо, дар фарҳанги маҳз тоҷикон қаробате ва иззате бо фарҳанги хеш мебинем. Хеле наздик аст барои мо. Зимнан, аркони дигари умумиятҳоро миёни мову шумо метавон ном бурд.

Ман нахустин дафъа ба Тоҷикистон омадаам. Мардуми ҳалиме дарёфтам тоҷиконро. Шаҳри Душанбе шаҳри ороми на он қадар калон аст, вале маро бештар шаҳрҳои бузургу пурсадо хуш меоянд.

Моро аз мардуми тоҷик хуш омад ва зимнан, бояд бигӯям, ки омаданро ба Тоҷикистон барои хеш қарз ҳам медонистем. Чаро ки дар ин дарозои пуршебу фарозн таърих тоҷикон ягона мардуме буданд, ки аз хотири нофаҳмиҳои ба воқеаҳои феврали Душанбе сабабгашта аз мардуми ситамкаши арман бахшиш пурсидаанд.

Ин кирдори тоҷикон дар дили мо муҳаббатеро рӯшан кард дар нисбати шумо ва мо онро аломати ҷавонмардӣ мешуморем.

**ОРИФ ҲАБИБ-УҒЛИ АЛИЕВ, номзади улуми санъатшиносӣ, котиби илмии Пажӯҳишгоҳи санъат ва меъмории Фарҳангистони Озарбойҷон:** Бояд иқрор шавам, ки аз тадвири кунгура хеле мамнунам. Бояд ба ҳамкасбони тоҷикам ташаккур бигӯем, ки кунгураро маҳз дар Тоҷикистон доир кардаанд.

Кунгура боис шуд, ки бори нахуст ба Тоҷикистон омадам. Вале пеш дӯстони тоҷики зиёде доштам. Дар кӯчаҳои Душанбе бисёр танҳову пиёда қадам задам ва бо одамони зиёди ношиносе мусоҳиб шудам. Дар ҳама кас самимият медидам ва бад-ин хотир хешро на дар меҳмонӣ, балки дар хонаи худ ҳис мекунам.

Пиромуни кунгураи Борбад. Маро он хуш омад, ки тоҷикон омӯзиши ҳунари Борбадро бо омӯзиши як даврони тӯлонӣ ва пуршукӯҳи Олӣ Сосон пайванд доданд, ки даврони зуҳури табаддулоти сифатии ҳунари умумибашарӣ буд ва қиматаш ҳам аз ин аст. Он ҳам шоистаи таҳсин аст, ки ба кори Кунгура олимони соҳаҳои дигари фарҳанг низ ҷалб карда шудаанд, ба мисли меъморӣ, театри мардумӣ, мусаввирӣ.

Омӯзиши ин масоил дар ҳамоҳангии ҳунари Борбад ва даврони ӯ пиромуни сатҳи фарҳангии як минтақаи бузурги Машриқ ва на танҳо Машриқ маълумоте медиҳад фарохтар ва пурарзиш.

Дар таърихи аксари халқҳо чеҳраҳои бузурге падид меоянд. Бигирем, Борбад барои тоҷикон, Навоӣ барои ӯзбекҳо ё Низомӣ барои озариҳо. Ин чеҳраҳо он қадар бузурганд ва ба дарёи фарҳанги ҷаҳонӣ он қадар боронӣ ҳунар мерезанд, ки дар сарҳадҳои миллӣ дигар намеғунҷанд ва қимати ҷаҳонӣ пайдо мекунанд. Ман ҳатто онҳоро фарзандони сайёра мехонам.

Ва, худо кунад, ки ин гуна фарзандон бештар бошанд. Маҳз аз ҳамин гуна чеҳраҳо ҳусни тафоҳум ва қаробати миёни мардумони гуногун вобаста аст. Ва боз такрор мекунам, ки Борбад ҳамин гуна як чеҳраест дар фарҳанги дунёӣ.

**Суҳбатнигор: Мирзои САЛИМПУР, хабарнигори мо.**



# Шасти умр

Шоири хушгӯву хушкор Ашӯр Сафар 60-сола шуд. Шеъру ғазалҳои диланггези ӯ, ки дар чандин китобҳо гирд омада, суҳбату хушгӯиҳои ӯ, ки дар тӯли солиёни дароз байни мардум чун «Гуфтаҳои Ашӯри Сафар» машҳур шуда, ба оламу одамшиносии ҳамзамонон, хосатан ҷавонон, чун андарзи накӯхоҳӣ хизмат мекунанд.

Ҳоло ки 60-умин соли умри шоир дар мекӯбад, таманнои онро дорем, ки ин шаст ...

**АШӮР САФАР**

Мо мисл оварда ранҷи душманӣ,
Решааш оташзанон истодаем.

Қавл дода аз вафою ростӣ,
Дар паноҳи ҳам ба ҷон истодаем.

Лек метарсам, ки мисли пештар
Мо ҳамонему ҳамон истодаем.

* * *

Сардор аз чӣ бошад, пинҳон кунад гуноҳаш,
Шояд раво надонад гуфтан ба коргоҳаш.

...

## Дар шумораи имрӯзаи «КТ»

Иди 1-уми Май муборак!

Андешаҳо пиромуни ҳуҷҷатҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ

«Аист». Саҳифаи махсус барои оилаҳои ҷавон.

«Варзишгоҳ»-и «КТ».

То ба Рим чил рӯз монд.

Барномаи якҳафтаинаи намоишҳои ҷаҳоннамо

**БА ТАВАҶҶӮҲИ ХОНАНДАГОН!**

Шумораи ояндаи рӯзнома 4 май нашр мешавад.


Ҷонишини муҳаррир
М. МИРЗОШОЕВ.

[illegible] Кешро[1] таъсис карда Халиҷи Порсу шаҳри Бобул ва гирду атрофи онро ишғол намудаанд ва шаҳри Бобулро маркази дуввуми давлати худ қарор додаанд. Дар ин хусус муаллифи «Таърихи тамаддун» низ чунин иттилоъ медиҳад: «Сумириҳо нахустин бор дар наздикии Халиҷи Форс дар канори Шат умр ба сар мебурданд ва дар заминҳое, ки ба тозагӣ хушк шуда буда ба зироат пардохтанд». Чунон ки маълум шуд, муаллиф аз таърихи Сумириҳо огаҳӣ дорад, вале кӣ будану дар асл дар куҷо воқеъ будани ватани онҳоро намедонад. Мо аз таърихи Сумириҳо хуб иттилоъ дорем, ки дар ин Халиҷи Форс дар канори Шат шаҳри дуввуми Неппур таъсис ёфта буд. Ҳасани Пирниё ҳам давлати Сумиру Аккад ва шаҳрҳои онҳоро муайян карда бошад ҳам мавзеъ ва мавқеи онҳоро аниқ карда натавониста аст, ки мегӯяд: «Сумириҳо ва аккадиҳо. Ин мардумон аз замони бисёр қадим, ки маълум нест, аз кай шурӯъ шуданд... Ба таври қатъӣ наметавон ҳудуди мамлакати Сумир ва Аккадро муайян кард. Ҳамин қадар маълум аст, ки Ур ё Ирах, Неппур аз шаҳрҳои номии Сумир буданд ва Сеплор, Кеш, Бобул аз шаҳрҳои муҳимми Аккад. Ахиран ин ақида қувват ёфта, ки сумириҳо ва аккадиҳо миллати воҳиде будаанд ва аккадиҳо ба муносибати яке аз шаҳрҳои Сумир ба ин исм мавсум шуданд» (с. 114). Аз ин гуфтаи муҳаққиқ маълум мешавад, ки аккадиҳо ҳам пеш аз он ки ин номро гиранд урӣ ё ирахӣ будаанд ва Уру Сумиру Аккад аз се шаҳр, вале аз як халқанд, ки як давлати воҳиде ташкил кардаанд. «Ин нуктаро бояд дар назар дошт, ки номи Колдаро ба Бобул Осуриҳо (аз силсилаи сонии подшоҳони Сумиру Аккад — С. С.) доданд ва ин исм дар катибаҳои онҳо аз қарни нӯҳуми қабл аз милод дида мешавад, — идома медиҳад муҳаққиқ. — Бинобар ин чун таърихи Сумиру Аккад то чанд ҳазор сол қабл аз милод сууд мекунад, наметавон таърихи онҳоро Колда номид, балки бояд таърихи Сумиру Аккад гуфт» (с. 114). Муҳаққиқ дуруст қайд мекунад, ки ин давлатро бо номи худаш Сумиру Аккад бояд гуфт, вале дар байни муаррихон ақидаҳои пурихтилофе мавҷуд буд. Аввал он ки онҳо мавзеи ин давлатро намедонистанд, дуввум он ки онҳо ҷои ин давлатро дар наздикиҳои Бобул ё халиҷи Порс мепиндоштанд. Баъдтар ба таври қатъӣ гӯё ҳал намуда, бештар ба ин ақида буданд, ки Халиҷи Порсро аввал сумириҳо ишғол карда будаанд, вале сумириҳо ва аккадиҳо аз куҷо омада ишғол кардаанд, маълум нест. Муҷири Шайбонӣ дар ин хусус мегӯяд: «Нахустин дастае аз наҷоди инсонӣ, ки дар ин навоҳӣ (навоҳие, ки, пиндошта аст.—С. С.) мутаваттин шуданд, [illegible] лати мағлубшуда, зердаст ва марказӣ эҳтиёҷии ё худ дуввуми Сумиру Аккад аст.

Масъалаи дигари муаррихонро ба шубҳа оварда ин як будани мазҳаби сумириҳову аккадиҳо ва бобулиҳо мебошад. Ҳар яки ин шаҳрҳо раббуннавъ, яъне худои худро дошт, бо вуҷуди ин ҳама се раббуннавъи бузургро мепарастид. 1. Ону (оқои осмон). 2. Ио (соҳиби дарёи амиқ). 3. Бил (худдои замин). Ғайр аз ин сумириҳо мӯътақиди гурӯҳи арвоҳи бад ва ҷинҳо буданд ва барои аз шарри онҳо эмин будан қурбонӣ мекарданд, ниёзу тақаддаме медоданд. Муҷассамаи худоро сохта онро мепарастиданд. Агар ҳайкали худои шаҳреро ба шаҳри дигар баранд, ба асорат бурда ҳисоб мешуд ва ба истиқлоли он шаҳр халал мерасид. Бобулиҳо ҳам тамаддун, мазҳаб ва забони сумириҳоро қабул карда буданд, бо вуҷуди он ки забонашон сомӣ ҳисоб меёфт. Баъзе худоёни сумириҳо зан доштанд ва бархе аз арбоб анвои писарони худоён буданд. Худоён дар назари сумириҳо дорои сифате буданд монанди сифати инсонӣ аз ғазаб, сафокӣ ва қасоват, шаҳват, ишқ, танаффур ва ғайра. Маоббидро аз хишти пухта месохтанд ва меҳробро дар пешгоҳи он қарор медоданд.

Коҳинон нуфузи бисёр доштанд ва мегуфтанд, ки худоён монанди шоҳон дар миёни таҷаммулоту фаровонӣ зиндагӣ мекунанд. Аз ин ҷиҳат маобид пур аз ғалладона ва анвои хӯрданиҳо буд. Гоҳе тиҷорат ба зимаи мӯъбаде меафтод, ки он мисли арбоби тоҷир ё мамолик бошад.

Раиси шаҳрро потисӣ меномиданд ва ақида доштанд, ки потисиҳо умури шаҳрро мувофиқи майли худоён идора мекунанд, бинобар ин потисиҳо як навъ подшоҳони кӯчаке буданд, ки умури мазҳабӣ, кишварӣ ва лашкариро дар даст доштанд. Ба ақидаи сумириҳо инсон баъд аз марг ҷуз дарди миҳан, гуруснагӣ ва ташнагӣ чизе нахоҳад ёфт. Аз ин рӯ сумириҳо барои саломатӣ ва ҳифзи аҳли хонавода ҳамвора дуо мекарданду хайру худоӣ медоданд. Ба қавли Ҳасани Пирниё забони сумириро бештар муҳаққиқин забони мултасиқ (чизе ки ба чизи дигар бичаспад) ғайри холис медонанд. — «Хатти сумирӣ хатти мехӣ аст ва занни қавӣ ин аст сумириҳо мухтарси ин хатт буданд». (с. 116).

### КИШВАРКӮШОИИ СУМИРУ АККАД

Оре, сумириҳо кошифи хатти мехианд, ки дар ин хусус ҳам баъдтар ба тарзи алоҳида тавақкуф мекунем, вале ин ҷо диққати моро чизи дигар ба худ мекашад, аз муросилае, ки дар замони сумирӣ дар соли се ҳазоруми қабл аз милод аз тарафи Раббуннавъ Нинмор навишта шуда аст, чунин мазмун бармеояд: «Аз потисиҳои сумир баъзе бо Айлов (давлати Анзон, ки баъд дар бораи он сухан хоҳад рафт.—С. С.) ҷангидаанд. Дар замони Иннатуми аввал потисии шаҳри Локош қабл аз се ҳазор соли милод бо Айлом ҷангид. Худаш мегӯяд, ки шикасти фоҳише ба айломиҳо дода аст.

**Саидумар СУЛТОНОВ.**

(Давом дорад).

[1]. Дар кадом як давраи вуҷуди Суғд пойтахти он Кеш буд. (Тоҷикон с. 333). Муаррихи асри IX Яъқубӣ ҳам чунин хабар медиҳад. (Яъқубӣ, 1892, с. 229). «Малики Кеш, ки тобеи Оли Самарқанд буд, Ихрид ном дошт — мегӯяд О. И. Смирнова. (Ҷадвали хронологии Маликҳои Кеш).

[illegible] Ҳайраташон он буд, ки чаро то ба ҳол мо чунин либоспӯширо эҳё нанамудем.

Дар офариниш ва таҳияи он сару либосҳо, ки лаҳзае пораҳои таърихи гузаштагонро пеши назари тамошобин овард, ширкати «Хизмат» заҳмати беандоза кашида. Ин кори хайр, ин рафтори наҷиб ва ин амали олиҷанобона боиси дастгирист. Чи хуш, ки дар ин ширкат мардуми санъату фарҳангдӯст гирдиҳам омада,





# Шасти умр

Шоири хушгӯву хушкор Ашӯр Сафар 60-сола шуд. Шеъру ғазалҳои дилангези ӯ, ки дар чандин китобҳо гирд омада, сӯҳбату хушгӯиҳои ӯ, ки дар тӯли солиёни дароз байни мардум чун «Гуфтаҳои Ашӯри Сафар» машҳур шуда, ба оламу одамшиносии ҳамзамонон, хосатан ҷавонон, чун андарзи накӯхоҳӣ хизмат мекунанд.

Ҳоло ки 60-умин соли умри шоир дар мекӯбад, таманнои онро дорем, ки ин шаст шасти баланди эҷодиёти ин «Шоири хонааш пурбачча» бошад.



Боз ҳарду гирди хон истодаем,
Рӯ ба рӯ чун дӯстон истодаем.

Ин сафар ҳарфи дигар хоҳем гуфт,
Дар сари арзу баён истодаем.

Покдил гӯем худро пеши худ,
Гӯш бинмуда забон бикшодаем.

Гоҳ мисли пирҳо гӯем панд,
Гоҳ дар гап чун ҷавон истодаем.

Шиква бисёр асту мақсад ноқавӣ,
Ҳамчу рози нотавон истодаем.

**АШӮР САФАР**

Мо мисол оварда ранҷи душманӣ,
Решааш отащзанон истодаем.

Қавл дода аз вафою ростӣ,
Дар паноҳи ҳам ба ҷон истодаем.

Лек метарсам, ки мисли пештар
Мо ҳамонему ҳамон истодаем.

* * *

Сардор аз чӣ бошад, пинҳон кунад гуноҳаш,
Шояд раво надонад гуфтан ба коргоҳаш.

Мардум кушода гӯяд ранҷу азоби ҷонро,
Аз шиквахо натарсад кас пеши қиблагоҳаш.

Бешармро чӣ гӯй, он гаҳ ки мекунад бад,
Парвои ин накарда, каҷ монад ӯ кулоҳаш.

Шоҳ аст, ё гадое, умри дубораш нест,
Яздон нигоҳ дорад ҳар банда дар паноҳаш.

Чашми замона тез аст аз нури меҳр ҳам беш,
Коре ниҳон намонад зинҳор аз нигоҳаш.

Равшан ба кас набошад анҷоми гирумонҳо,
Соф аз азал намояд бар хеш ҳар кӣ роҳаш.

Ҳаргиз сиёҳ нагардад дар рӯзгори тоза,
Он ки намекунад гӯш ҳамдеҳи дилсиёҳаш.

* * *

Ҳартарафрав чун кабӯтар нестам,
Дургарди хонаву дар нестам.

Бӯи нони гарм ояд аз дарам,
Тоқахӯр то рӯзи маҳшар нестам.

Шукр гӯям, хонаам пурбачча аст,
Ғайр аз ин ман бебародар нестам.

Дар ҳаво бошам уқоби тезчанг,
Дар замин чун мурғи бепар нестам.

Дар дилам доғи Душанбе доғ баст,
Гарчи ҳаргиз доғпарвар нестам.

Ровие мулки дигар таъриф кард,
Гуфтамаш аз мулки дигар нестам.

Ман ба симу зар набахшам гарду хок,
Бевафои хоки кишвар нестам.

Орзуи дил баробар будан аст,
Лек ин ҷуз рӯи дафтар нестам.

Хок месозад баробар ҷумларо,
Тарсам, он ҷо ҳам баробар нестам.

# Ансамбли Мӯъминовҳо

КОНИБОДОМ. Ба ансамбли оилавии Мӯъминовҳо унвони коллективи халқӣ дода шуд. Ҳунарпешагони ҳаваскор ин хабари хушро ҳангоми сафари ҳунарӣ дар вилояти Марғелони Ӯзбекистони бародарӣ шуниданд. Дар ҳайати ансамбль 18 овозхону ромишгару раққоса ҳунарнамоӣ мекунад. Онҳоро на танҳо меҳри ҳунари халқ, балки риштаҳои хешутаборӣ низ ба ҳам пайваста аст ва гурӯҳи мазкури рақсу суруд лауреати ҷашнвораи умумииттифоқии эҷодиёти мардуми СССР. Ҷӯрабек Мӯъминов роҳбарӣ мекунад. Коллективи эҷодӣ ҳунари худро дар гӯшаҳои гуногуни Тоҷикистон намоиш додааст. Соли гузашта ансамбль дар барномаи бадеии намоишгоҳи комёбиҳои хоҷагии халқи СССР ширкат варзида буд.

Ансамбли оилавӣ дар ҳамаи ҷашнҳои халқӣ ҳунарнамоӣ мекунад. Ҳамшаҳриён суруди халқҳои СССР-ро дар иҷрои Латифҷон, навои дилфиребн асбобҳои миллиро дар иҷрои Фарҳоду Исматбой ва рақсҳои дилошӯби Малоҳату Мастураро бо камоли майл мепазиранд. Ҳунарнамоӣ дар ансамбли оилавӣ ба Моҳира Мӯъминова дар интихоби касб мадад расонид. Ӯ донишҷӯи донишкадаи давлатии ҳунари ба номи М. Турсунзодаи Тоҷикистон гардид.

**Дар шумораи имрӯзаи «КТ»**

Иди 1-уми Май муборак!

Андешаҳо перомуни ҳуҷҷатҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ

«Аист». Саҳифаи махсус барои оилаҳои ҷавон.

«Варзишгоҳ»-и «КТ».

То ба Рим чил рӯз монд.

Барномаи яқҳафтаинаи намоишҳои ҷаҳоннамо

**БА ТАВАҶҶӮҲИ ХОНАНДАГОН!**

Шумораи оянда рӯзномa 6 май нашр мешавад.

Ҷонишини муҳаррир **М. МИРЗОШОЕВ.**



# Духтарони азиз!

**11 майи соли 1990 дар соати 15.00 дар ОКТ-3 рӯзи «Дарҳои кушод» барпо мегардад. Хатмкунандагони ш. Душанбе ва ноҳияҳои атрофи онро даъват менамоем.**

**Шуморо воҳӯрӣ бо Ансамбли созию овозии «Сайёра», аукцион, намоиш ва фурӯши маҳсулоти қаннодӣ интизор аст.**

**Нишонии мо: ш. Душанбе, кӯчаи Тургенев, 110.**

**Истгоҳи автобуси 18, 25, трол. 5, 7, 12.**

**ТВ Душанбе**

**29 АПРЕЛЬ**

10.00 Ахбор.
10.25 «Нововарӣ дар кори шӯроҳо».
10.55 Фильм-консерти «Дар хиёбони Сулҳ».
11.25 Фильми бадеии телевизионии «Асрори оилавии Ғаюровҳо». Серияи 2.
18.00 Студияи «Дониш». Дарси физикаи умумӣ барои донишҷӯёни ғоибхон.
18.35 Нахустнамоиши фильми мустанади телевизионии «Ташаккур, фестиваль!»
18.55 «Роҳнамои тамошобин».
19.10 Панорамаи ҳаёти мусиқӣ.
20.00 Забони тоҷикиро меомӯзем.
20.30 «Время».
**21.00 Расми ботантана пӯшида шудани симпозиуми байналхалқӣ ва фестивали мусиқии мардуми Шарқ ба ифтихори ҷашни 1400-солагии Борбади Марвазӣ. Намоиш аз толори Қӯҳи Борбад сабт шудааст.**
22.00 «Ҳафта». Барномаи информационӣ.
**22.20 Давоми расми ботантана пӯшида шудани симпозиуми байналхалқӣ ва фестивали мусиқии мардуми Шарқ ба ифтихори ҷашни 1400-солагии Борбади Марвазӣ.**


**Ҷавонони Тоҷикистон**

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

ТЕЛЕФОНҲО: Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирони дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ 01243 1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20